ББК 83.3 (0) 9 + 83.3 (2 тоҷик)
А-91

*Таҳияи матн ва луғату тавзеҳот аз*
***Худоӣ Шарифов** ва **Абдушукур Абдусатторов***

Муҳаррир
***Мубашшир Акбарзод***

А-91 **Ашъори ҳамасрони Рӯдакӣ**. — Душанбе: «Адиб», 2007. -480 саҳ.

Дар ин ҷилд ашъори бозмондаи шоирони ҳамасри устод Рӯдакӣ гирд оварда шудаанд, ки бо тасҳеҳу иловаҳо ба чоп мерасанд. Китоб барои бо вазъи адабии замони сомониён ошно гаштани хонандагон ва ҳаводорони шеъри форсӣ-тоҷикӣ воситаи хубу арзишнок мебошад.

**ISBN 978-99947-32-77-7**



# МУҚАДДИМА

Шинохти шеър ва шоирони аҳди Сомониён ва шеъру сухани форсии асрҳои VIII ва IX дар оғози асри XI, яъне замони Ғазнавиён шурӯъ шудааст. Манучеҳрии Домғонӣ (ваф. 1040-1041) дар қасидаи машҳури «Дар луғази шамъу мадҳи Ҳаким Унсурӣ» шоирони маъруфи форсигӯйро чунин ёд мекунад:

*Дар Хуросон Бӯшуайбу Бӯзар, он Турки Кишӣ,*
*В-он Сабури Порсӣ в-он Рӯдакии чангзан.*
*Он ду Гургонию ду Розию ду Валволиҷӣ,*
*Се Сарахсию се, к-андар Суғд буда мустакан...*
*Аз Бухоро панҷу панҷ аз Марву панҷ аз Балху боз*
*Ҳафт Нишобурию се Тӯсию се Булҳасан.*
*Гӯ фароз оянду шеъри устодам бишнаванд,*
*То гаризӣ равза бинанду табиӣ настаран.*

Манучеҳрӣ шоирони бузурги арабро бо зикри ном хотирнишон мекунад. Аз шоирони порсигӯй панҷ нафар – Бӯшуайб, Бӯзар (Абӯзар), Турки Кишӣ, Сабури Порсӣ ва Рӯдакӣ номбар шуда, баъдан миқдори шоирони шаҳру навоҳӣ зикр карда мешавад. Тибқи маълумоте, ки шеъри мазкури Манучеҳрӣ медиҳад, дар асри X 40 шоири устод зиндагӣ ва фаъолият доштааст. Манучеҳрӣ бегумон шоирони маъруфи шӯҳратёфта ва дар замони ӯ ба дараҷаи қудрат

ва устодӣ расидаро дар назар дорад. Овозаи ин шоирон аз Суғду Бухоро, Балху Марв, Нишопуру Тӯс ба Манучеҳрӣ - зода ва парваридаи Рай-Эрони марказӣ ва барои он замон ва қисмати ғарбии интишори забони форсии дарӣ расида буд. Ӯ баъзеи ин шоиронро аз рӯи девони онҳо, хабарҳои шифоҳию китобӣ ё интишори овозаву шӯҳрати шоирияшон ҳам мешинохт. Онҳо чиҳил нафар шоирони маъруфу шинохта буданд. Дар паҳлӯи онҳо ва ҳамзамон бо онон басо касоне гирифтори завқи суханварӣ буданд, ки мо имрӯз сареҳан дар бораи онҳо чизе гуфта наметавонем. Аммо дар ин ки теъдоди шоирон бештар аз рақами нишондодаи Манучеҳрист, ҷои шубҳа нест. Имрӯз номи 57 шоири асри X маълум аст, ки аз онҳо намунаи ашъор то замони мо ба муждагонии баракати рӯзгору фаъолияташон расидааст. Ин ҳам муҳим аст, ки ин шоирон аз як ё якчанд шаҳри марказӣ нестанд, онҳо ба ҳамаи манотиқи Хуросони бузург ва маркази Эрон тааллуқ доранд ва таносуби маҳаллияшон чунин аст: Бухоро – 5 нафар, Марв – 5, Балх – 5, Нишопур – 7, Тӯс – 3, Гургон – 2, Рай – 2, Валволиҷ – 2, Сарахс – 3, Суғд – 3 шоир. Се шоир бо куняи Булҳасан (Абулҳасан) зикр шудаанд, ки бояд теъдоде дигар аз шоирони мансуби маҳалҳои мазкур бошанд, ки куняи Абулҳасан доштаанд.

Маъхази дигаре, ки аз шумораи шоирони асри Рӯдакӣ, аввалин шоирони порсигӯй хабар медиҳад, тазкираи «Лубобулалбоб»-и Муҳаммадавфии Бухороист. Дар фасли «Зикри шуарои оли Сомон»-и ин тазкира дар шакли бисёр мӯҷаз аз рӯзгор ва намунаи ашъори 31 шоир маълумот дода шудааст. Дар

фасли марбут ба шеъри мулуку салотин муаллифи тазкираи мазкур шахсият ва шеъри се нафар подшоҳи суханвар – Амир Мунтасир, Абулмузаффари Чағонӣ ва Оғочии Бухороиро муаррифӣ намудааст. Муҳаммад Авфӣ низ дар маҷмӯъ дар бораи 34 шоири замони Рӯдакӣ маълумот медиҳад, ки он ба ахбори Манучеҳрӣ хеле наздик аст. Агар се шоире, ки Манучеҳрӣ онҳоро бо куняи Абулҳасан ёд кардааст, аз шумораи умумии шоирони зикрнамудаи ӯ ихтисор карда шавад, теъдоди шоирони ёдоварикардаи ӯ низ аз 37 нафар убур намекунад. Ба ҳар ҳол маълум мешавад, ки дар асри X милодӣ дар ҳадди ақал 35 шоири номдор зиндагӣ ва фаъолият намудааст.

Китоби «Тазкиратушшуаро»-и Давлатшоҳи Самарқандӣ принсипи замонии тартиби «Лубобулалбоб»-и Муҳаммад Авфиро надорад. Шоирони қарни чаҳоруми ҳиҷрӣ ё аҳди Сомониён дар китоби Давлатшоҳ дар боби алоҳида ҷамъ оварда нашудаанд. Баъди ин дар шинохти шоирони он замон ва шеърашон пайванди замонии тазкираи Авфӣ ва ё табақоти тазкираи Давлатшоҳ ва гоҳе ҳам ҷуғрофӣ дорад.

Дар давраи нав шеъри шоирони аҳди Сомониён дар китобҳои таърихи адабиёти асри X, дар маҷмӯаҳои осори манзум қайду забт шудаанд. Аввалин кӯшиши дар як китоби ҷомеъ гирд овардани ашъори шоирони ҳамасри Рӯдакиро Саъид Нафисӣ анҷом дод. Ин асари муҳим дар се китоб чоп шуда, дар ҷилди дуюм сухан дар бораи муосирони Рӯдакист. Саъид Нафисӣ шахсият ва шеъри шоирон Шаҳиди Балхӣ, Фароловӣ, Муродӣ, Абулаббоси Рабанҷанӣ, Абулмасали Бухороӣ, Абӯисҳоки Ҷӯйборӣ, Абулҳа-

сани Оғоҷӣ (Оғочӣ), Тахорӣ (Таҳовӣ), Хаббозии Нишопурӣ, Абулҳасани Кисоӣ, Дақиқӣ, Абӯзироаи Гургонӣ, Истиғноии Нишопурӣ, Абӯабдуллоҳи Ҷунайдӣ, Амораи Марвазӣ-дар маҷмӯъ 15 шоири ҳамасри Рӯдакиро дар ин китоб ҷой додааст. Чунонки мебинем, теъдоди шоирони дар китоби Саъид Нафисӣ зикршуда камтар аз 50 фоизи шоиронест, ки аз вуҷуд доштанашон Манучеҳрӣ ва аз мухтасари зиндагониву шеърашон Муҳаммад Авфӣ хабар медиҳад. Аз 57 шахсияте, ки дар асри X пешаи шоирӣ доштаанд ва ё ба муносибате шеър гуфтаанд, бо кӯшиши муҳаққиқон аз маъхазҳои адабӣ-таърихӣ, фарҳангҳо, луғатномаҳо ва китобҳои шеършиносӣ, алалхусус «Тарҷумонулбалоға»-и Родуёнӣ ва «Алмуъҷам»-и Шамси Қайси Розӣ намунаи шеърҳо ба даст оварда шудааст.

Асари бисёр арзишманди дигар «Шоирони ҳамасри Рӯдакӣ» аст, ки мураттиби он Аҳмад Идорачии Гелонӣ мебошад. Нависандаи ин китоб ахбор ва ашъори 48 шоири ҳамасри Рӯдакиро бо нақду баррасии бисёр судманде анҷом дода ва чоп кардааст. Китоби тозае, ки ашъори шоирони асри X бо шарҳи ҳолу нақди мухтасари ашъор, маъхаз, тафовути қироат ва вожаву таркибҳо дар он бо камоли диққату эҳтиёткорӣ анҷом ёфтааст, асари Маҳмуди Мудаббирӣ «Шарҳи аҳвол ва ашъори шоирони бедевон дар қарнҳои 3-4-5 ҳиҷрии қамарӣ» мебошад.

Дар Тоҷикистон ашъори шоирони асри X соли 1958 ба муносибати ҷашни 1100 - солагии устод Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ дар шакли барои он замон комил ва ҳаҷман бузург чоп шуд. Дар ин маҷмӯа ашъори

56 шоир, минҷумла намунаҳо аз «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ ҷамъ оварда шудаанд. Соли 1999 ба муносибати ҷашни 1100 - солагии таъсиси давлати Сомониён бо кӯшиши мураттибони маҷмӯаи ҳозир китоби мухтасаре бо номи «Шоирони аҳди Сомониён» ба чоп расонида шуд, ки ба сабаби таъҷилӣ будани кор бо ихтисори миқдоре аз шоирон ва махсусан ашъори шуаро анҷом пазируфт. Дар маҷмӯаи ҳозир ҳамаи ашъори боқимондаи шоирон бо муқаддимаи мухтасар дар бораи зиндагию фаъолияти онҳо, бо муқоисаи чопҳои зикршуда ва миқдори фаровони манобеъ, ки дар охири китоб феҳристи онҳо замима шудааст, ҷамъоварӣ гардидаанд. Аз ашъори шоирон танҳо абёте ихтисор шуданд, ки онҳоро гузаштагон ҳазли қабеҳ мехонданд ва овардани онҳо дар чопи оммавӣ номуносиб дониста шуд.

Дар маъхазҳое, ки мавриди истифодаи мо қарор доштанд, дар баъзе байтҳо ҳалол дар вазн ё маънӣ вуҷуд дошт, вале мо ба хотири дахолат накардан ба матни асл, ислоҳи чунин абётро ба худ раво надидем. Ҳамчунин дар маъхазҳои истифодашуда, аз ҷумла дар маҷмӯаҳои тартибдодаи Аҳмад Идорачии Геронӣ ва Маҳмуди Мудаббирӣ низ баъзан як байт ё шеъре ба номи чандин шоири ин давра оварда шудааст, ки мо онҳоро низ мувофиқи матни маъхаз, чунонки ҳаст дар ин китоб сабт намудем ва қиёсу тадқиқи ин масъаларо чун кори тадқиқи оянда ба ӯҳдаи донишмандони таърихии адабиёт вогузор кардем.

Дар илми адабиётшиносӣ мафҳумҳои гузаштагони Рӯдакӣ, аввалин шоирони порсигӯй, шоирони

аҳди Тоҳириёну Саффориён ва қадимтарин намунаҳои шеъри порсии дарӣ зиёд истифода мешаванд. Дар ин мавзӯъ донишмандони гузашта баҳсҳо карда ва ҳар яке барои тасдиқи даъвои худ далелу асосе ё ривояте овардаанд. Дар ин ҷо имкони дар сари ахбору манобеъ баҳс кардан нест, зеро сухан ба дарозо мекашад ва ин муқаддима имкони таҳаммули онро надорад. Фақат ҳаминро мегӯем, ки аввалин шеърҳо ба забони форсӣ, маълумоти мухтасар дар бораи шахсияти нахустин шоирони форсигӯй ва шеъри онҳо ба ин маҷмӯа дохил карда шудаанд.

## СУРУДИ ОТАШКАДАИ КАРКУЙ

Суруди оташкадаи Каркуй дар китоби «Таърихи Систон»-и муаллифи номаълум ва дар китоби «Гаршосп»-и «Шоҳнома»-и Абулмуайяди Балхӣ нақл шудааст. Суруди оташкадаи Каркуй шеъри шашҳиҷоӣ буда, дар давраи аввали устувор шудани ислом дар ҳудуди Хуросон ба вуҷуд омадааст. Матни он суруд ин аст:

Фрухта бодо руш,
Хуниза Гаршосп хуш.
Ҳаме бирафш аз ҷӯш,
Анӯш кун, май нӯш.
Дӯст базогӯш,
Ба офарин ниҳода гӯш.
Ҳамеша некӣ кӯш,
(Ки) дӣ гузашту дӯш.
Шоҳо, худойгоно,
Баофарин шоҳӣ.



## ЯЗИД ИБНИ МУФАРРАҒ

Язид ибни Муфаррағ шоири араб будааст, ки дар асри ҳафтуми милодӣ мезиста ва дар Хузистон (ҷануби ғарбии Эрон) ба духтаре тааллуқи хотир доштааст. Язид ибни Муфаррағ ба сабаби ҳаҷви яке аз ашрофзодагон муддате дар шаҳри Басра маҳбус будааст. Бо фармони Убайдуллоҳ ибни Зиёд ба шароби ширини (набизи) омехта бо шабрам (гиёҳи исҳоловар) нӯшониданд ва хуку гурбаеро бо ӯ ба як ресмон баста, дар ҳоли мастиву палидӣ (аз исҳол) дар кӯчаҳои Басра гардониданд. Кӯдакони форсизабон аз қафои Язид мерафтанду мепурсиданд, ки «Ин чист?... Ин чист?» Ӯ дар посухи кӯдакон мегуфт:

Об асту набид аст,
Асороти забиб аст,
Сумийа рӯсабиз аст.



## ШЕЪРИ БАЛХИЁН

Дар соли 108 ҳиҷрӣ (726 – 727 мелодӣ) ҳокими Хуросон Асад ибни Абдуллоҳ ба ҷанг алайҳи амири Хатлон ва Хоқони турк рафта, баъди шикаст хӯрдан ба Балх баргашт. Кӯдакони Балх дар кӯчаҳо дар ҳаҷви Асад ибни Абдуллоҳ чунин мегуфтанд:

Аз Хуталон омазия,
Ба рӯ табоҳ омазия.
Овор боз омазия,
Бедил фароз омазия.



## АБУЛЯНБАҒӢ

Абулянбағӣ Аббос ибни Тархон дар хидмати Оли Бармак (асрҳои 7-8 милодӣ) буд ва ба забони арабӣ шеър мегуфт. Дар китоби «Ал-масолик ва–л-мамолик»-и Ибни Хурдодбеҳ ду байти зайл аз Абулянбағӣ дар афсӯс аз харобии шаҳри Самарқанд нақл шудааст:

Самарқанди қандманд,
Баз-инат кӣ афганд?
Аз Чоч та беҳӣ,
Ҳамеша та хеҳӣ.

## СУРУДИ МАРДУМИ БУХОРО

Дар соли панҷоҳу шаши ҳиҷрӣ (675-676 милодӣ) хилофати Умавияи араб халифа Саъид ибни Усмонро амири Хуросон таъйин кард. Баъди тохтутозҳо ва ғоратгариҳо дар Мовароуннаҳр Саъид ибни Усмон бо маликаи Бухоро Хингхотун сулҳ кард. Дар «Таърихи Бухоро»-и Наршахӣ омадааст, ки «Ин хотун зане буд ширин ва бо некӯии бисёр. Саъид бар вай шефта шуд ва мардуми Бухороро ба забони бухорӣ дар ин маънӣ сурудҳост».

Саъид ибни Усмон аз малика Хингхотун 30 тан аз бузургзодагони Бухороро гаравгон гирифта, онҳоро бозпас надод ва дар Макка, дар нахлистон кор мефармуд. Боре Саъид ибни Усмон ба дидани кори ҷавонони гаравгон ба нахлистон омад ва дар ҳамон ҷо ҷавонони бухорой ӯро бо захми ханҷар куштанд.

Абдулҳусайни Зарринкӯб намунае аз суруди бухороиёнро аз китобе бо номи «Асмоу-л-муғтолин мина-л-ашрофи фи-л-ҷоҳилияти ва-л-ислом...», таълифи Абӯҷаъфар Муҳаммад ибни Ҳаббоби Бағдодӣ (ваф. 248 ҳиҷрӣ – 862-863 милодӣ) дарёфт намудааст. Дар ин китоб зимни нақли саргузашти Саъид ибни Усмон ва муносибати ӯ бо маликаи Бухоро, намунаи зайли «суруд бо забони хуросонӣ» оварда шудааст:

Кӯри хамир омад,
Хотун дурӯғ канда.



## БАҲРОМИ ГӮР

Дар сарчашмаҳои зиёде ду байт, дар ривояти дигар як байт ба подшоҳи Сосонӣ-Баҳроми панҷум (замони ҳукмронияш аз соли 420 то 438 милодӣ) нисбат додаанд. Агар интисоби ин шеър ба Баҳром асосею ҳақиқате дошта бошад, нусхаи мавҷуд бардоште аз он асл аст. Ба эҳтироми назари гузаштагон ва ошноии хонандаи имрӯз бо онҳо мо ду варианти шеъри мазкурро интихоб намудем:

Манам он шери гала,
Манам он пили яла.
Номи ман Баҳроми Гӯр,
Кунятам Бӯҷабала.

**Дар ривояти дигар:**

Манам он пили дамону манам он шери яла,
Ном Баҳром марову падарам Бӯҷабала.



## ҲАНЗАЛАИ БОДҒИСӢ

Ҳанзалаи Бодғисиро Муҳаммад Авфӣ дар «Лубобулалбоб», Низомии Арӯзӣ дар «Чаҳор мақола» аз ҷумлаи шоирони замони Тоҳириён (820-873) донистаанд. Ризоқулихони Ҳидоят соли вафоти Ҳанзаларо 219 ҳиҷрӣ (834 милодӣ) зикр кардааст. Муҳаммад Авфӣ ин ду байтро аз ҷумлаи ашъори ин шоир медонад:

Ёрам сипанд агарчи бар оташ ҳамефиганд
Аз баҳри чашм, то нарасад мар варо газанд,
Ӯро сипанду оташ н-ояд ҳаме ба кор
Бо рӯи ҳамчу оташу бо холи чун сипанд.

Низомии Арӯзӣ дар «Чаҳор мақола» ду байти зеринро чун намунаи шеъри Ҳанзалаи Бодғисӣ овардааст:

Меҳтарӣ гар ба коми шер - дар аст,
Шав, хатар кун, зи коми шер биҷӯй!
Ё бузургию иззу неъмату ҷоҳ,
Ё чу мардон-т марг рӯёрӯй.



## МАҲМУДИ ВАРРОҚИ ҲИРАВӢ

Маҳмуди Варрокро ҳамзамони подшоҳони Тоҳирӣ ва Саффорӣ донистаанд. Ризоқулихони Ҳидоят таърихи вафоти ин шоирро 221 ҳиҷрӣ (835-836 милодӣ) навиштааст. Аз Маҳмуди Варроқ ду байт шеър боқӣ мондааст, ки чун абёти Ҳанзалаи Бодғисӣ ба тарзи сухани шоирони замонҳои баъдтар ҳамоҳангӣ дорад. Ду байти мазкур ин аст:

Нигорино, ба накди ҷон-т надҳам,
Гаронӣ дар баҳо, арзон-т надҳам.
Гирифтастам ба каф домони васлат,
Ниҳам ҷон аз кафу домон-т надҳам.



## АБӮСУЛАЙКИ ГУРГОНӢ

Муҳаммад Авфии Бухороӣ ин шоирро муосири Амр ибни Лайси Саффорӣ (замони ҳукуматаш 299-301 ҳиҷрӣ - 911-913 милодӣ) медонад. Манучеҳрӣ низ Абӯсулайкро дар шумори шуарои қадими Хуросон зикр кардааст. Абёти зайл дар маъхазҳо ба номи Абӯсулайки Гургонӣ сабт гардидаанд:

Дар ҷанби улувви ҳимматат чарх
Монандаи вушм пеши чарғ аст.



Ба мижа дил зи ман бидуздидӣ,
Эй ба лаб қозию ба мижгон дузд.
Музд хоҳӣ, ки дил зи ман бибарӣ,
Ин шигифтӣ кӣ дид, дузд ба музд?



Чунон мустағрақам дар ғам, ки мутриб
Агар дар ғам сарояд, ғам физояд.



Хуни худро гар бирезӣ бар замин,
Беҳ, ки оби рӯй резӣ дар канор.

Бут парастидан беҳ аз мардумпараст,
Панд гиру кор банду гӯш дор.



Дар ин замона буте нест аз ту некӯтар,
На бар ту бар шаманӣ аз раҳӣ-т мушфиқтар.



Аз фарти атои ӯ занад оз
Пайваста зи имтило зароган.



Эй мир, Бӯҳамд, ки ҳама маҳмадат ҳаме
Аз куняти ту хезад в-аз хонадони ту.



Хуш он набиди ғорчӣ бо дӯстони якдила,
Гетӣ ба ором андарун, маҷлис ба бонгу валвала.



Бар муродат чун нагардад то қиёмат даври чарх,
К-аз ту дар сайранд доим меҳру моҳу даздама.



## ФИРӮЗИ МАШРИҚӢ

Ин шоир муосири Амр ибни Лайси Саффорӣ буда, соли 283 ҳиҷрӣ (896-897 милодӣ) вафот ёфтааст. Аз ашъори ӯ 9 байти зерин боқӣ мондааст:

Мурғест хаданг, эй аҷаб, дидӣ,
Мурғе, ки шикори ӯ ҳама, ҷоно.
Дода пари хеш каргасаш ҳадя,
То на бачааш барад ба меҳмоно.



Навҳагар карда забон чанги ҳазин аз ғами гул,
Мӯй бикшодаву бар рӯй занон нохуно.
Гаҳ қанина ба суҷуд афтад аз бахри дуо,
Гаҳ зи ғам барфиканад як даҳан аз дил хуно.



Ба хатту он лабу дандон-ш бингар,
Ки ҳамвора маро доранд дар тоб.
Яке ҳамчун Паран бар авҷи хуршед,
Яке чун шойвард аз гирди маҳтоб.



Сарви симини туро дар мушки тар
Зулфи мушкинат зи сар то по гирифт.



Мусаффо бошу ширинхӯй чун шир,
На чун заҷ туршхӯю тирарӯ бош.



Хаст Парвин чу дастаи наргис
Ҳамчу баноти наъш рангино.



## МУҲАММАД ИБНИ ВАСИФИ САГЗӢ

Муҳаммад ибни Васиф - дабири Яъқуб ибни Лайси Саффорӣ то ҳудуди солҳои 296-297 ҳиҷрӣ (908-910 милодӣ) дар қайди ҳаёт будааст. Мувофиқи ривояти китоби «Таърихи Систон» Муҳаммад ибни Васиф шеъри арабӣ мегуфт ва барои Яъқуб ибни Лайс бори аввал ба тақлиди қасоиди арабӣ шеъри форсӣ эҷод кард. Муаллифи номаълуми «Таърихи Систон» ӯро чун аввалин шоири форсигӯй мешиносад. Дар китоби мазкур ду қасидаи ноқис ва ду қитъаи Муҳаммад ибни Васиф иборат аз 23 байт омадааст, ки матни онҳо ба тариқи зайл аст:

Кӯшиши банда сабаб аз бахшиш аст,
Кори қазо буду туро айб нест.
Буду набуд аз сифати Эзад аст,
Бандаи дармондаи бечора кист?
Аввали махлуқ чӣ бошад? – Завол,
Кори ҷаҳон аввалу охир якест.
Қавли Худованд бихон: «Фастақим»,
Мӯътақиде шав ва бар он бар биист.



Мамлакате буд, шуда беқиёс,
Амр бар он мулк шуда буд рос.
Аз ҳади Ҳинд то ба ҳади Чину Турк,
Аз ҳади Занг то ба ҳади Руму Гос.
Раъс занаб гашту бишуд мамлакат,
Зарри зада шуд зи нуҳусат нуҳос.
Давлати Яъқуб, дареғо, бирафт,
Монд уқубат ба ақиб бар ҳавос.
Эй ғамо, к-омаду шодӣ гузашт,
Буд дилам доим аз ин пурҳарос.
Ҳар чи бикардем, бихоҳем дид,
Суд надорад зи қазо эҳтирос.
Нос шуданд наснос он гаҳ ҳама
В-аз ҳама наснос бигаштанд нос.
Даври фалак гардон чун осиё,
Лоҷарам ин ос ҳама кард ос.
Мулк або ҳазл накард интисоб,
Нур зи зулмат накунад иқтибос.
Ҷаҳду ҷиди Яъқуб бояд ҳаме,
То ки зи Ҷидда бадар ояд Аёс.



Эй амире, ки амирони ҷаҳон хосаву ом
Бандаву чокару мавлову сагбанду ғулом.
Азалӣ хатте бар лавҳ, ки мулке бидиҳед
Ба Абиюсуфи Яъқуб бин-ил - Лайси ҳумом.
Ба латом омад занбилу лате хӯрд паланг,
Латра шуд лашкари занбилу ҳабо гашт куном.
«Лиманулмулк» бихондӣ ту, амиро, ба яқин,
Бо «қалилулфиа», к-ат дод бар он лашкар ком.
Амри Аммор туро хост в-аз ӯ гашт барӣ,
Теғи ту кард миёнҷӣ ба миёни даду дом.
Умри ӯ назди ту омад, ки ту чун Нӯҳ бизӣ,
Дари Окор тани ӯ, сари ӯ боби таом.



## БАССОМИ КУРД

Бассоми Курд аз зумраи ҳамзамонони Муҳаммад ибни Васиф буд. Ӯ дар пайравии Муҳаммад ибни Васиф шеър гуфтан гирифт ва ба ақидаи муаллифи «Таърихи Систон» аз ҷумлаи аввалин шоирони порсигӯй аст. Аз Бассоми Курд қитъаи зайли панҷбайтӣ то замони мо боқӣ мондааст:

Ҳар ки набуд ӯ ба дил муттаҳам,
Бар асари даъвати ту кард наам.
Амр зи Аммор бад-он шуд барӣ,
К-ӯй хилоф овард то лоҷарам.
Дид бало бар тану бар ҷони хеш,
Гашт ба олам тани ӯ дар алам.
Макка ҳарам кард арабро Худой,
Аҳди туро кард ҳарам дар Аҷам.
Ҳар кӣ даромад, ҳама боқӣ шуданд,
Боз фано шуд, ки надид ин ҳарам.



## МУҲАММАД ИБНИ МУХАЛЛАДИ САГЗӢ

Номи ин шоир низ дар китоби «Таърихи Систон» дар сафи аввалин шоирони порсигуй – Муҳаммад ибни Васиф ва Бассоми Курд қарор гирифтааст. Қитъаи зерин дар мадҳи Яъқуб ибни Лайси Саффорӣ аз ӯ боқӣ мондааст:

Ҷуз ту назод Ҳавво в-Одам накишт,
Шерниҳодӣ ба дилу бар маништ.
Муъҷизи пайғамбари Маккӣ туӣ
Бар кунишу бар манишу бар гувишт.
Фахр кунад Аммор рӯзи бузург,
К-ӯ ҳамонам ман, ки Яъқуб кишт.



## АБӮҲАФСИ СУҒДӢ

Абӯҳафс Ҳаким ибни Аҳвас – мухтареи сози мусиқии шаҳруд ва мусиқидону шоири охири асри IX ва аввали асри X буд. Дар баъзе сарчашмаҳо ӯро аввалин шоири порсигуй шинохтаанд, вале чунин назар ҳақиқати таърихӣ ва далели мӯътамад надорад. Тибқи ахбори баъзе маъхазҳои адабӣ-таърихӣ Абӯҳафс асбоби мусиқии шаҳрудро дар соли 300 ё 307 ҳиҷрӣ (912-913 ё 919-920 милодӣ) сохтааст. Дар фарҳангҳо рисолаеро дар луғати форсӣ ҳам ба Абӯҳафси Суғдӣ нисбат додаанд. Ягона байте, ки аз ашъори Абуҳафс боқӣ мондааст, ин аст:

Оҳуи кӯҳӣ дар дашт чӣ гуна давадо,
Чун надорад ёр, бе ёр чӣ гуна бувадо?!



## МАСЪУДИ МАРВАЗӢ

Масъуди Марвазӣ дар охири асри IX ва аввали асри X зиндагӣ карда, аввалин гӯяндаи «Шоҳнома»-и манзум буд ва таълифи онро андаке пештар ё баъдтар аз ҳудуди соли 300 ҳиҷрӣ (912-913 милодӣ) анҷом додааст. Аз «Шоҳнома»-и Масъуди Марвазӣ як пораи чаҳормисраӣ ва як байти алоҳида боқӣ мондааст. Пораи чаҳормисраӣ марбут ба подшоҳии Каюмарс ва байт мутааллиқ ба давраи Сосониён мебошад. Матни ин абёт чунин аст:

Нахустин Каюмарс омад ба шоҳӣ,
Гирифташ ба гетӣ - дарун пешгоҳе.
Чу сӣ соле ба гетӣ подшо буд,
Ки фармонаш ба ҳар ҷое раво буд.
Сипаррӣ шуд замони хусравоно,
Ки номи хеш монданд дар ҷаҳоно.



## СИПЕҲРИИ БУХОРОӢ

Сипеҳрӣ шоири аввали асри X милодӣ, муосири Абулмуайяд Равнақии Бухороӣ ва Абулмасали Бухороӣ буда, Манучеҳрии Домғонӣ яқинан ҳамин Сипеҳриро яке аз панҷ шоири бузурги бухороӣ медонад. Муҳаммад Авфии Бухороӣ дар «Лубобулалбоб» ду байт аз қасидаи Сипеҳриро овардааст, ки мероси адабии то замони мо расидаи ин шоир аст:

Шохаҳои мурд баррафта бибину баргҳош
Баршикаста ҷаъд андар ҷаъд чун зулфайни ёр.
Бӯстонафрӯз, тобон дар миёни бӯстон,
Ҳамчу хунолуда дар ҳайҷо синони шаҳрёр.



## РАВНАҚИИ БУХОРОӢ

Абулмуайяд Равнақии Бухороӣ аз ҷумлаи панҷ шоири маъруфи Бухорост, ки ба онҳо Манучеҳрӣ ишора мекунад. Равнақӣ дар давраи амирони аввали Сомонӣ мезист. Аз ашъори ӯ чаҳор байти зерин боқӣ мондааст:

Ҷонест теғи шоҳ, кӣ дид инчунин шигифт
Ҷоне, к-аз ӯ бувад тану ҷони ҳама хароб.
Ларзон ба ҷои гавҳар дар ҷирми ӯ падид
Ҷонҳои душманон-ш чу зарра дар офтоб.



Набиде, ки нашносӣ аз офтоб,
Чу бо офтобаш кунӣ муқтаран.
Чунон тобад аз ҷом, гӯӣ ки ҳаст
Ақиқи Яман дар Суҳайли Яман.



## АҲМАДИ БАРМАКӢ

Дар бораи ин шоир дар тазкираҳо хабаре дода нашудааст. Ҳамин қадар маълум аст, ки номи вай Аҳмад ибни Ҷаъфар ибни Яҳёи Бармакӣ буда, адибу муаррих ва ситорашинос ҳисоб меёфтааст. Ӯ соли 324-326 хиҷрӣ (935-938 милодӣ) вафот кардааст. Ин байт боқимонда аз ашъори ӯст:

Милк аз нохун ҳаме ҷудо хоҳӣ кард,
Дардат кунад, эй дӯст, хато хоҳӣ кард.



## ШАҲИДИ БАЛХӢ

Абулҳасан Шаҳид ибни Ҷуҳудонакии Балхӣ аз зумраи шоирони бузурги аввали аҳди Сомониён аст. Ҳамзамонон Шаҳидро дар бузургӣ ба пояи ҳунари Рӯдакӣ наздик донистаанд ва Одамушшуаро ҳам ӯву Фароловиро шоиру дигаронро ровӣ хондааст:

Шоир Шаҳиду шӯҳра Фароловӣ,
В-ин дигарон ба ҷумла ҳама ровӣ.

Рӯдакӣ дар марсияи Шаҳид шеър гуфта, шоирон Дақиқӣ, Фаррухӣ, Манучеҳрӣ, Адиб Собир, Сӯзанӣ ва Хоконӣ сухани ӯро сутудаанд.

Шаҳиди Балхӣ аз илму ҳикмат низ баҳраи тамом дошта, бо муосирони донишмандаш мубоҳисоти илмӣ ҳам кардааст. Аз ҷумла мубоҳисоти ӯ бо Закариёи Розӣ машҳур аст. Шаҳиди Балхӣ мадҳи амирон ва бузургони давлати Сомониёнро мегуфт. Пайвастагии ӯ ба илму ҳикмат сабаби вуфури мафҳуму маъниҳои илмию ахлоқӣ дар ашъораш гардидааст. Шаҳиди Балхӣ соли 325 хиҷрӣ (937-938 милодӣ) вафот ёфтааст. Аз ашъори ӯ бо саъйи муҳаққиқон 102 байт ҷамъоварӣ шудааст, ки мо онҳоро дар зер меорем:

Яра миҳани сумма яхфизул басаро,
Фадтаҳу нафсӣ, тароҳу қад сафаро.
Донад, к-аз вай ба ман ҳаме чӣ расад,
Дигарбора зи ишқ бехабаро.

Аммо яра вачнати мин асриҳи
Ва соилан калчамони мубтадаро.
Чу садди Яъчуч боядӣ дили ман,
Ки бошадӣ ғамзагон-шро сипаро.
Фа зоъа ҳилми ва хонани чилди
Ва ман ятиқул қазоа вал қадаро.
Вагар бидонистаме, ки дил бишавад,
Накардаме бар раҳи бало гузаро.



Пеши вузаро рахнаи ашъори маро,
Беқадр макун ба гуфт гуфтори маро.



Урмуздиянд суккони само,
Сухраи фармони ду Оҳармано.



Як тозиёна хурдӣ бар ҷон аз он ду чашм,
К-аз дарди ӯ бимондӣ монанди зардсеб.
Кай дил ба ҷой дорад дар пеши чашми ӯ,
К-ӯ чашмро ба ғамза бигардонад аз вуреб.



Ё раб, биёфаридӣ рӯе бад-ин мисол,
Худ раҳм кун бар умматат в-аз роҳашон макеб.



Курд аз баҳри мост тирия хост,
Онки дарвеш буд, ория хост.



Донишо, чун дареғам ой аз он-к,
Бебаҳоӣ, валекин аз ту баҳост.
Бе ту аз хоста мабодам ганҷ,
Ҳамчунин зорвор бо ту равост.
Боадабро адаб сипоҳ бас аст,
Беадаб бо ҳазор кас танҳост.



Ба сухан монад шеъри шуаро,
Рӯдакиро сухане тилви Нубост.
Шоиронро хаҳу аҳсант мадеҳ,
Рӯдакиро хаҳу аҳсант ҳиҷост.



Баргузидам ба хона танҳоӣ,
Аз ҳама кас дарам бибастам чуст.



Чун тани худ ба барам пок бишуст,
Аз масомаш тамом лӯълӯ руст.



Нарм-нармак зи барм берун шуд,
Меҳраш аз он чи буд, афзун шуд.



Аз ту пеши киву куҷо нолам,
Кӣ оваҳам аз ту ҷуз ғами дил нест.



Қай афтад онро, ки сару риши ту бинад
З-он хилм в-аз он бафҷи чакон бар сару рӯят.



Ҳаме насозад бо доғи ошиқӣ сабрам,
Чунон куҷо бинасозад банонҷ боз банонч.



Паи маҳди атфол ҷоҳат сазад,
Ки иқди Сурайё шавад бозпеч.



Атот бод чу борон, дил мувофиқи хед,
Наҳибат оташу ҷони мухолифон пада бод.



Гар фаромӯш кард хоҷа маро,
Хештанро ба руқъа додам ёд.
Кӯдаки ширхора то нагирист,
Модар ӯро ба меҳр шир надод.



Ба тир аз чашми нобино сапедӣ нуқта бардорад,
Ки на дида биёзорад, на нобино хабар дорад.



Даҳон дорад чу як писта, лабон дорад ба май шуста,
Ҷаҳон бар ман чу як баста, бад-он баста даҳон дорад.



Замона аз ин ҳардувон бигзарад,
Ту бигвол чизе, к-аз он бигзарад.



Сафи душман туро наистад пеш,
В-ар ҳама оҳанин таро бошад.



Бипечад дилам чун зи панҷа ба там,
Кушояд ба рағми дилам печбанд.



Ҳар ки бошад ташнаву чашма наёяд ҳеч ҷой,
Бегумон розӣ биёяд, гар биёбад обканд.



Он касеро, ки дил бувад нолон,
Ӯ илоҷи халошма бикунад.



Ҷаҳон гувост мар ӯро, ки дар ҷаҳон малик аст,
Бузургвору сазовори нусрату таъйид.
Бидод неъмату бас шокир аст дар неъмат,
Бад-ин ду бошад султони тахтро таъбид.



Чоргӯшею чор гӯшаи боғ,
Гар ба даст оядат, фурӯ магзор.



Дар кӯи ту абеша ҳамекардам, эй нигор,
Дуздида то магар-т бибинам ба бом бар.



Абр ҳамегиряд чун ошиқон,
Бод ҳамехандад маъшуқвор.
Раъд ҳаменолад монанди ман,
Чунки бинолам ба саҳаргоҳ зор.



Эй кори ту зи кори замона намунатар,
Ӯ божгунаву ту аз ӯ божгунатар.



Эй ман раҳии он рӯи чун қамар,
В-он зулфи шабаҳранги пур зи моз.



Мори яфтаҷ агар-т дӣ бигазид,
Навбати мори афъияст имрӯз.



Аз чӣ тавба накунад хоҷа, ки ҳар ҷо, ки бувад,
Қадаҳе май бихурад, рост кунад зуд харош.
Бар дили ҳар шикаста зад ғами ту,
Чун табақбанд аз зайъат фаш.



Чанд бардорад ин ҳарева хурӯш,
Нашавад бода бар сурудаш нӯш.
Рост гӯӣ, ки дар гулӯш касе
Пушакеро ҳаме бимолад гӯш.



Гар з-он ки лаконат орзуй аст
Инак, ба миёни рон лакона.



Ман шоири ҳалимам, бо кӯдакон салимам,
Зеро ки ҷамъи эшон дӯғ аст ё лакона.



Яке зи роҳ ҳаме зар барнадораду сим,
Яке зи дашт ба нима ҳаме чанд ғӯшой.



Зишту нофарҳихтаву нобихрадӣ,
Одамирӯиву дар ботин дадӣ.



Бузургон ганҷу симу зар гуволанд,
Ту аз озодагӣ мардум гуволӣ.



Ҷавон будаму пунба фахмидаме,
Чу фахмидаме, пунба барчидаме.



Маст гаштам зи ҷуръаи бағнӣ,
Шуд мизоҷам зи банг мустағнӣ.



Биркаву боло чӯҳа? Ҳамчун уқоб андар ҳаво,
Бар тарева роҳ чун чӣ? Ҳамчу бар саҳро шамол.



Айб бошад ба кори нек диранг,
Гар шитоб омад, эй рафиқ, мулом.
Оқибатро ҳам аз нахустин бин,
То ба ғафлат гулӯ нагирад дом.



Буто, нигоро, аз чашми бад битарсу макун,
Чаро надорӣ бо худ ҳамеша чашм паном.



Даъвӣ кунӣ, ки шоири даҳрам, валек нест
Дар шеъри ту на ҳикмату на лаззату на ҷам.



Ишқи ӯ анкабутро монад,
Битанидаст тафта гирди дилам.



Донишу хоста-ст наргису гул,
Ки ба як ҷой нашкуфанд ба ҳам.
Ҳар киро дониш аст, хоста нест,
Ҳар киро хоста-ст, дониш кам.



Ду ҷӯи равон дар даҳонаш зи хилм,
Ду хирман зада бар ду чашмаш зи хим.



Аз баногӯши лаългун гӯӣ
Барниҳодаст олғуна ба сим.



Шавад бадхоҳ чун рӯбоҳ баддил,
Чу шеросо ту бихромӣ ба майдон.



Агар биграви̅ ту ба ру̅зи ҳисоб,
Мафармой дарвешро шойгон.



Мар маро огоҳи̅ аз роҳи бузург,
Наҳилад рафтан ҳаме бо корвон.



Чу зарри сова чакон, балк аз ӯ чу биншасти̅,
Шуди̅ пашизаи симини ғайбаи ҷавшан.



Кафалаш бо силоҳ бишкафтам,
Гарчи бартобад он миёну сурун.



Сабзиву сабзакиву сабзаи кишт
Чун биёбӣ ба бар кашу биншин.
Ин бихур в-он бипӯшу айш бикун,
В-аз лаби обу сабза гул мечин.



Ҳаргиз ту ба ҳеч кас нашоӣ,
Бар сар-т ду шавла хоку саргин.



Дар бистар буд ёр, ман аз дӯстии ӯ
Гоҳе ба сурин тохтаму гоҳ ба поин.



То кай давам аз гирди дари ту,
К-андар ту намебинам чарбу?
Эмин бизӣ акнун, ки бишустам
Даст аз ту ба ишнону канашту.



Хунук ин Офтобу Зӯҳраву Моҳ,
Ки набошанд ҷовидона табоҳ.
Ҳама бар як ниҳоди хеш даванд,
Ки нагарданд ҳаргиз аз як роҳ.
Рост гӯӣ ситорагон малаканд,
Чашмаи офтоби шоханшоҳ.

На бихонед ноиҳа машғул,
Ё ба тадбири кину ҳарбу сипоҳ.
Дӯстонанд пеш рӯёрӯй,
Як ба дигар ҳаме кунанд нигоҳ.
Бар фалак - бар ду шахс пешаваранд,
Ин яке дарзӣ, он дигар ҷулоҳ.
Ин надӯзад магар кулоҳи мулук,
В-он набофад магар палоси сиёҳ.



Узр бо ҳиммати ту битвон хост
Пеши ту хомушу забонкӯтоҳ.
Ҳиммати шер аз он баландтар аст,
Ки дилозор бошад аз рӯбоҳ.



Ҷаҳониёнро дидам басе зи ҳар мазҳаб,
Басе бидидам аз гуна – гуна ҷадкора.



Ҳама диёнату дин варзу некрої кун,
Ки сўи хулди барин бошадат гузарнома.



Агар ғамро чу оташ дуд будї,
Ҷаҳон торик будї ҷовидона.
Дар ин дунё саросар гар бигардї,
Хирадманде наёбї шодмона.



Мўи сапеду рўи сиёҳу рухи бачин
Бар зинат садаф шудаву гашта коина.



Маро ба ҷони ту савганду саъб савганде,
Ки ҳаргиз аз ту нагардам, нашнавам панде.
Диҳанд пандаму ман ҳеч панд напзирам,
Ки панд суд надорад ба ҷои савганде.
Шунидаам, ки биҳишт он касе тавонад ёфт,
Ки орзу бирасонад ба орзуманде.
Ҳазор кабк надорад дили яке шоҳин,
Ҳазор банда надорад дили худованде.
Туро агар малики чиниён бидидӣ рӯй,
Суҷуд кардию бутхонаҳош баркандӣ.
Ба манҷаниқи азоб - андарам чу Иброҳим,
Ба оташи ҳасаротам фиканд хоҳандӣ.
Туро саломат бод, эй гули баҳору биҳишт,
Ки сӯи қиблаи рӯят намоз хонандӣ.



Чун чалипои Рум аз он шуд боғ,
К-обрезест боғро зи ҳалӣ.
Абр чун чашми Ҳинд бинт Атба-ст,
Барқ монанди Зулфиқори Алӣ.



Ҳаме фузунӣ ҷӯяд овора бар афлок,
Ки ту ба толеи маймун бад-ӯ ниҳодӣ рӯй.



Зане палишту талотуфу аҳриманкирдор,
Нигар, нагардӣ аз гирди ӯ, ки гарм ой.



## ФАРОЛОВӢ

Абӯабдуллоҳ Муҳаммад ибни Мӯсо Фароловӣ шоири муосири Шаҳиди Балхӣ ва Рӯдакӣ буд. Рӯдакӣ ӯро ҳамчун шоири соҳибшӯҳрат мешиносад ва дар байти зайл мегӯяд:

Шоир Шаҳиду шӯҳра Фароловӣ,
В-ин дигар ба ҷумла ҳама ровӣ.

Аз рӯзгори Фароловӣ маълумоте дар даст нест. Аз ашъораш абёте пароканда боқӣ мондааст. Аз ашъори боқимондаи Фароловӣ байти охири қитъаи «То ба кай бӯса...» ихтисор шуд.

Дило, кашидан бояд итобу нози бутон,
Рутаб набошад бе хору канз пурборо.



Тораме аз сарои туст фалак,
Минтақа ресмони бонуҷ аст.



Лодро бар бинои муҳкам неҳ,
Ки нигаҳдори лод бунлод аст.



Кафшгар дид марди довари тафт,
Лиф дар... ни ӯ ниҳоду бирафт.



Ман раҳӣ пиру сустпой шудам,
Натавон роҳ кард бе полод.



Саҳрои сангрӯю куҳи санглохро
Аз сумми оҳувону гавазнон шиёр кард.



Ҳушам зи завқи лутфи суханҳои ҷонфазош
Аз ҳуҷраи дилам суи тобуки гӯш шуд.



Чун набошад бинои хона дуруст,
Бегумонам, ки зери рашт ояд.



Эй ман раҳӣ аз дасту хатти килкат,
Аз пӯсти раҳи салм кун, ки шояд.



Зи туки масти ту олам хароб аст,
Ба қайди зулфи ту халқе гирифтор.



Он кун, ки бад-ин вақт ҳамекардӣ ҳар сол,
Хаз пӯшу ба кошона шав аз суффаи фарвор.



На ҳамчун рухи хубат гули баҳор,
На чун ту ба некуӣ бути татор.



Ман омиламу ту муомилӣ,
В-ин кор маро бо ту бувад дахш.



То ба кай бӯса бар чаки чалбӣ,
Бишмарӣ ҳамчу тангаро сарроф.



Ё ба ғарбела ҳамчу барзгаре
Дона аз каҳ ба чак бисозӣ соф.



Эй бар ҳама қаҳбагони гетӣ сарчик,
... ни ту фарохтар зи сесад харчик.



Навошиқаму аз ҳама хубони замона
Дахшам ба ту аст, арчи киам хуб бувад ҳол.



Ҳам оҳуфағанд асту ҳам тезтак,
Ҳам оҳистахӯй асту ҳам тезгом.



Чи шуғл бошад воҷибтар аз зиёрати он-к,
Агарчи нек бикӯшам, ба хидматаш нарасам.



Ҳаме шафеъ наёбам аз ӯ ба узри гуноҳ,
Каримтабъии ӯ назди ӯ шафеъ басам.



Чун мӯрд буд сабз куҳан мӯи ман ҳама,
Дардо, ки барнишаст бар он мӯи сабз башм.



Фузун з-он ки бахшӣ ба зоир ту зар,
На сова, на руста бароял зи кон.



Меғ чун турке ошуфта, ки тир андозад,
Барқ тир аст мар ӯро магару рахш камон.



Модаговони подааш ҳар як
Шоҳпарвар бувад чу бармоюн.



Шири ғош асту ба пистон - дар ҷуғрот шудаст,
Чашм дорад, ки фурӯ резад дар кайфари ту.



Зи ногаҳ бори пирӣ бар ман афтод,
Чу бар хуфта фитад ногаҳ каранҷу.



Ба тан - бар яке жандае аз пату
Шабу рӯз будӣ ба мӯю ба рӯ.



Гирди гетӣ ҳамеша гардонӣ,
Чу шубон бо камосаву боҳу.



Об гулфахшанг гашта аз фасурдан, эй шигифт,
Ҳамчунон чун шишаи симин нигун овехта.



Раво набвад, ки бо ин фазлу дониш
Бувад шурбам ҳаме доим зи мунда.



Ту шаб ой, ниҳон бувӣ ҳама рӯз,
Ҳамчуноне яқин, ки шабеза.



Агар бо ман дигар ковӣ, хурӣ ногаҳ
Ба сар - бар теғу бар паҳлӯй шангина.



Ҷуде чунон рафеъаркон,
Уммон чунон шигарфпоя.



Аз гиряву оҳи оташинам
Гоҳе пара асту гоҳ поя.



Ман зи оғолишат натарсам ҳеч,
В-ар ба ман ширро бароғолӣ.



Дар бадию кадӣ, ту эй манҳус,
Состосову сосиосоӣ.



## ШОКИРИ БУХОРОӢ

Аз ҷумлаи шоирони маъруфи нимаи аввали асри Х мебошад. Хусравонӣ – шоири ҳамзамони ӯ чунин ёд мекунад:

Ҳаме ҳасад кунаму солу моҳ рашк барам
Ба марги Булмасалу марги Шокиру Ҷуллоб.

Манучеҳрии Домғонӣ дар қасидаи ба Унсурии Балхӣ бахшидааш аз панҷ шоири бухороӣ ёд мекунад, ки яке аз онҳо ҳамин Шокир аст:

Аҳтаму Аъшо дар он ҷониб шуда соҳибнафир,
Шокиру Ҷуллоб аз ин ҷониб шуда соҳибназар.

Аз ашъори ӯ 38 байт боқӣ мондааст. Дар ин китоб танҳо як байти дорои алфози қабеҳ ҳазф шуд.

Турк бо кажжкамон рост кунад кори ҷаҳон,
Ростӣ тираш кажжӣ кунад андар ҷигаро.



Ҳама возиҷ пурангуру ҳама ҷой асир,
Ранҷ варзид, кунун бар бихӯрад барзгаро.



Нафрин кунам зи дард фиъоли замонаро,
К-ӯ кибр доду мартабат ин куфшонаро.



Онро, ки бо макую калоба бувад шумор,
Барбат куҷо шиносаду чангу чағонаро?!



Ба он кас, ки ҷонаш зи дониш тиҳист,
Ситеҳиданат мояи аблаҳист.



Баҳри дунё то ба кай колиданат,
Ҳар замон ҷӯшидану нолиданат.



Фаре з-он зулфи мушкинаш чу занҷир,
Фитода сад ҳазорон килҷ бар килҷ.



Рӯи маро ҳаҷр кард зардтар аз зар,
Гардани ман ишқ кард нармтар аз дух.



Ҳар ки ӯ дар раҳ равад сармасту шӯх,
Афтад андар хоки хорӣ аз шукӯх.



Соҳибо, сад бахинаву маҳу сол
Бигзарад, к-аз раҳӣ наёрӣ ёд.



Кучо ту бошӣ, гарданд бехатар хубон,
Ҷамастро чӣ хатар, ҳар куҷо бувад ёканд?



Бар дил макун мусаллат гуфтори ҳар латанбар,
Ҳаргиз куҷо писандад афлок ҷуз туро сар.



Ба чоҳи сесад боз андарам ман аз ғами ӯ,
Атои мир расан сохтам зи сесад боз.



Яке донишпажӯҳе дошт гарбиз,
Ба чарвидан нагашта ҳеч оҷиз.



Хуни анбаста ҳамерезам бар заррин рух,
З-он ки хуноба намондастам дар чашм баниз.



Ба гоме супурд аз Хито то Хутан,
Ба як так давид аз Бухоро ба Вахш.



Маро рафиқе пурсид, к-ин ғирев зи чист?
Ҷавоб додам, к-аз гарв нест, ҳаст зи ғанг.



Чаро на шукр кунам неъмати туро шабу рӯз,
Ки бо ту ахтари ман саъд гашту кор ба чам.



Чи ҷӯӣ он адабе, к-он адаб надорад ном,
Чи гӯӣ он сухане, к-он сухан надорад чам.



Ба оташ-дарун бар мисоли самандар,
Ба об-андарун бар мисоли наҳангон.



Ба родии ӯ род монад ба зафт,
Ба мардии ӯ мард монад ба зан.



Ҳама ишқи вай анҷуман гирди ман,
Ҳама некуӣ гирди вай анҷуман.



Дар ӯ афрошта дарҳои симин,
Ҷавоҳирҳо нишонда дар баландин.



Эй ишқи зи ман дур, ки бар ман ҳама ранҷӣ,
Ҳамчун зи бари чашм яке муҳкам болу.



Инак, раҳӣ ба мижгон роҳи ту пок руфта,
Наздики ту на моя, на низ ҳеч суфта.



Зебо ниҳода маҷлису олӣ гузида ҷой,
Созу шароб пеш ниҳода рада-рада.



Андоми душманони ту аз тири новаке
Монанди сӯки хӯшаи ҷав бод ожада.



Манам дар кишвари ишқат ханида,
Диле аз меҳри рӯят оганида.



Чу кӯшидам, ки ҳоли худ бигӯям,
Забонам барнагардид аз ниюша.



Хушшо набизи ғорчӣ бо дӯстони якдила,
Гетӣ ба ором-андарун, маҷлис ба бонгу валвала.
Маҷлис парошида ҳама, мева харошида ҳама,
Нуқл бипошида ҳама, ба чокарон карда яла.



. . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . .
Гар рой кунад ёр ба ороиш (у) перой



Зи андарвой ар хоҳӣ наҷоте,
Туро бояд зи ҷуди ӯ бароте.



Н-аз шараҳ ганҷу хоста тӯзӣ,
Бал, к-аз он воми соилон тӯзӣ.



Сард аст рӯзгору дил аз меҳр сард не,
Май солхӯрда бояд, мо солх (в) ард не.

Аз сад ҳазор дӯст яке дӯст дӯст не,
В-аз сад ҳазор мард яке мард мард не.



Ба дил рабудан ҷаллоду шотирӣ, эй маҳ,
Ба бӯса додан, ҷони падар, бас ажкаҳанӣ.



## ҶУЛЛОБИ БУХОРОӢ

Ҷуллоби Бухороӣ низ эҳтимолан яке аз панҷ шоири номии Бухорост, ки Манучеҳрӣ аз онҳо ёд кардааст. Саноӣ дар таркиббанди худ бо матлаи:

Эй Саноӣ, бигзар аз ҷон, дар паноҳи тан мабош,
Чун фаришта ёр дорӣ, ҷуфти Аҳриман мабош.

аз шоирони ҳамшаҳр ва ҳамзамон – Шокир ва Ҷуллоб дар радифи шоирони араб – Ахтал ва Аъшо чунин ёд мекунад:

Ахталу Аъшо дар он ҷониб шуда соҳибнафир,
Шокиру Ҷуллоб аз ин ҷониб шуда соҳибнафар.

Аз ашъори Ҷуллоби Бухороӣ танҳо 4 байти зерин дастрас шудааст:

Бурда дили ман ба дасти ишқ забун аст,
Сахт забуне, ки ҷону тан-ш рабун аст.



Чун панди фурӯмоя суи чужа гирояд,
Шоҳини ситанба ба тазарвон кунад оҳанг.



Инак раҳӣ ба мижгон роҳи ту пок руфта,
Наздики ту на моя, на низ ҳеч суфта.



Баҳори хуррам наздик омад аз дурӣ,
Ба шодкомӣ наздик шав, на мандурӣ.



## АБУЛҲАСАН МУРОДӢ

Абулҳасан Муҳаммад ибни Муҳаммад Муродӣ шоири фозил ва донишманди нимаи аввали асри X мебошад. Қитъаи Рӯдакӣ дар марсияи Муродӣ бо матлаи зерин машҳур аст:

Мурд Муродӣ, на ҳамоно ки мурд,
Марги чунин хоҷа на корест хурд.

Манучеҳрӣ дар қасидаи маъруф дар мадҳи Унсурӣ ба се Абулҳасан ишора мекунад, ки яке аз онҳо бояд ҳамин Муродӣ бошад. Муродӣ шеъри арабӣ ҳам мегуфт ва шеъри арабии ӯро шоири маъруфи асри XII Камоли Исмоил тазмин карда гуфтааст:

Дар ин маънӣ, ки афтодаст моро,
Ду байт омад ба хотир аз Муродӣ:
Ва ихвонун ҳасабтуҳум дуруъан,
Фа конуҳо валокин лилаъодӣ.
Ва ҳасбатҳум сиҳому соиботин,
Фа конуҳо валокин фӣ фуодӣ.

Мутаассифона, аз Абулҳасан Муродӣ то замони мо фақат ду байти алоҳидаи зерин боқӣ мондааст:

Он сурх амома бар сари ӯ
Чун ожахи зишт бар сари...р.



Аз ҳашаму ганҷ чи фарёду суд?
Марг кунад бар сари ту тохтан.



## АБӮТАЙЙИБИ МИСЪАБӢ

Абӯтаййиб Муҳаммад ибни Ҳотам Мисъабӣ аз амалдорони Сомониён, соҳиби девони рисолат ва баъд вазири Наср ибни Аҳмади Сомонӣ буд. Ӯ бо забонҳои арабӣ ва форсӣ шеър мегуфт. Мутаассифона, мувофиқи ахбори Саъолибӣ дар «Ятимат-уд-даҳр» Мисъабӣ бо фармони амири Сомонӣ ба қатл расидааст.

Аз ашъори форсии ӯ 16 байт боқӣ мондааст:

Шаккаршикан аст ё сухангӯи ман аст,
Анбарзақан аст ё суманбӯи ман аст.



Кошки ин ҷой ғӯта хӯрдаме,
Ҷои дигар дастгире тоғдор.



Ҷаҳоно, ҳамоно фусунию бозӣ,
Ки бар кас напоию бо кас насозӣ.
Чу моҳ аз намудан, чу хор аз пасудан
Ба гоҳи рабудан чу шоҳину бозӣ.
Чу заҳр аз чашидан, чу чанг аз шунидан,
Чу бод аз базидан, чу алмоси гозӣ.
Чу уди Қуморию чун мушки Тиббат,
Чу анбар сириштай Ямону Ҳиҷозӣ.

Ба зоҳир яке байти пурнақши Озар,
Ба ботин чу хуки палиду гурозӣ.
Якеро наимӣ, якеро ҷаҳимӣ,
Якеро нишебӣ, якеро фарозӣ.
Яке бӯстонӣ пароганда неъмат,
Бар ин сахт баста, бар он некбозӣ.
Ҳама озмоиш, ҳама пурнамоиш,
Ҳама пурдироиш чу карки тарозӣ.
Ҳам аз туст шаҳмоти шатранҷбозон,
Туро мӯҳра зода ба шатранҷбозӣ.
Чаро зираконанд бас тангрӯзӣ,
Чаро аблаҳонрост бас бениёзӣ?
Чаро умри товусу дурроҷ кӯтоҳ,
Чаро мору каргас зияд дар дарозӣ?
Садуандсола яке марди ғарча,
Чаро шасту се зист он марди тозӣ?
Агар на ҳама кори ту божгуна,
Чаро он ки нокастар, ӯро навозӣ?
Ҷаҳоно, ҳамоно аз ин бениёзӣ
Гунаҳкор моем, ту ҷои озӣ.



## АБУЛМУАЙЯДИ БАЛХӢ

Абулмуайяди Балхӣ аз зумраи шоирони маъруфи нимаи аввали асри X мебошад. Ӯ муаллифи «Шоҳномаи бузург» ё «Китоби Гаршосб» будааст, ки муаллифони кутуби адабии асрҳои X–XII аз он ёд кардаанд. Абулмуайяди Балхӣ аввалин касест, ки достони «Юсуф ва Зулайхо»-и манзум таълиф кардааст. Аз ин асар нишонае то замони мо ба ҷуз се байти мансуб ба он нарасидааст.

Абулмуайяди Балхӣ асари мансуре бо номи «Аҷоиб-ул-булдон» таълиф кардааст, ки бо номҳои дигар низ ёд мешавад ва нусхае аз он то замони мо расидааст.

Аз ашъори ӯ 22 байт боқӣ мондааст.

Сафрои маро суд надорад налко,
Дарди сари ман куҷо шиносад алко.
Савганд хурам ба ҳарчи ҳастам, малико
К-аз ишқи ту бигдохтаам чун калко.



Чун бароҳанҷидани теғаш бидид,
Дар тани шери жаён шуд заҳра об.



Ангуштро зи хуни дили ман занад хизоб,
Каффе, к-аз ӯ балои тану ҷони ҳар кас аст.
Уннобу сим агар набувадмон, раво бувад,
Унноб бар сабикаи симини ӯ бас аст.



Ҳушёру далеру сахткӯш аст,
Пархошхар асту ҷонфурӯш аст.



Дили нодошт пур зи хун бошад,
Соғари айши ӯ нигун бошад.



Садкис баромаду ҷаҳон шуд равшан,
З-он пас ҳама аз ғайри ту пардахтанд.



Меғ монандаи пунба-сту варо бод надоф,
Ҳаст садкис даравна, ки бад-ӯ пунба зананд.



Ба базм - андарун абри бахшанда буд,
Ба разм - андарун шери ғурранда буд.



Малули мардум колуси бемаҳал бошад,
Макун, нигоро, ин хӯю табъро бигзор.



Зи обнус даре андар ӯ фарошта буд,
Ба ҷои оҳан симин ҳама башу мисмор.



Далере, ки тарсад зи пайкори шер,
Зани зоҷ хонаш, махонаш далер!



Дар накӯҳидани касон дорад
Сад забону ба айби хеш ахрас.



Рав, зи каҷиҳои дарун соф бош,
Ростгарои раҳи инсоф бош.



Лаби ақиқин-ш бӯсу майи ақиқин нӯш,
. . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . .
Шукуфа ҳамчун шикоф асту меғ дебобоф,
Маҳу хур аст ҳамоно ба боғ - дар сарроф.



Набошад бас аҷаб аз бахтам, ар уд
Шавад дар дасти ман монанди ханҷак.



Ид шуд дигар, ки он дилдори шанг
Баҳри куштан ҷомаҳо пӯшад заранг.



Дар пажӯҳидани асрори улум
Шавӣ аз коҳилӣ охир маҳрум.



Бибиниш агар гоҳи зар коштан,
Набинӣ зи давлат дигар гоштан.



Басо касо, ки надими ҳарираву бара аст,
Ва бас кас аст, ки серӣ наёбад аз мулке.



## ТАХОРӢ (ТАҲОВӢ)

Тахорӣ шоири муосири Рӯдакӣ ва маддоҳи Сомониён аст. Низомии Арӯзӣ дар «Чаҳор мақола» ӯро дар радифи шоирони он замон мегузорад. Номи вай дар манбаъҳои қадим Таҳовӣ ва дар тазкираҳои ҷадидтар Тахорӣ зикр гардидааст. Саъид Нафисӣ ӯро аз Тахорони тобеи Марв ё Тахористони маъруфи шимоли Афғонистони имрӯза меҳисобад ва нисбати «Таҳовӣ»-и мансуб ба ноҳияи Таҳои воқеъ дар шимоли Мисрро дур аз ҳақиқат медонад.

Аз ашъори Тахорӣ танҳо ду байти зайл боқӣ мондааст:

Лаб-т гӯӣ ки нимкафта гул аст,
Маю нӯш андар ӯ ниҳуфтастӣ.
Зулф гӯӣ зи лаб ниҳозида-ст,
Ба гила сӯи чашм рафтастӣ.



## АБӮИСҲОҚИ ҶӮЙБОРӢ

Абӯисҳоқ Иброҳим ибни Муҳаммад Ҷӯйбории Бухорӣ аз шоирони муосири Рӯдакӣ ва оли Сомон аст. Ба қавли Муҳаммад Авфӣ ӯ дар баробари шоирӣ касби заргарӣ низ доштааст. Панҷ байт аз ашъори ӯ боқӣ мондааст:

Ба абр пинҳон кард офтоби тобонро,
Ба сабза бинҳуфт он лолабарги хандонро.
Ба сӯи ҳар ду маҳаш - бар ду шохи райҳон буд,
Ба шохи мӯрд бипайваст шохи райҳонро.
Буте, ки хастадилонро ба бӯса дармон аст,
Дареғ дорад аз ин дарддида дармонро.
Ба абри найсон монам кунун ман аз ғами ӯ,
Сазад, ки санъат хуб аст абри найсонро.
Ба як гузар, ки саҳаргоҳ бар гулистон кард,
Биҳишт кард саросар ҳама гулистонро.



## АБУЛМАСАЛИ БУХОРОӢ

Шоири миёнаи асри X Абӯтоҳири Хусравонӣ дар байти зайл номи ӯро овардааст.

Ҳаме ҳасад кунаму солу моҳ рашк барам,
Ба марги Булмасалу марги Шокиру Ҷуллоб.

Манучеҳрии Домғонӣ низ номи Абулмасалро зикр кардааст:

Булалову Булаб(б)осу Бӯсулайку Булмасал,
Он, ки аз Валволиҷ омад, он ки омад аз Ҳарӣ...
Гӯ биёеду бибинед ин шариф айёмро,
То кунад ҳаргиз шуморо шоирӣ кардан кирӣ.

Аз Абулмасали Бухороӣ 25 байти пароканда ҷамъоварӣ шудааст:

Барафканд пирӣ зиё бар сарат,
Ба чашми бутон зулмат аст он зиё.
Набинӣ, ки бози сапедӣ кунун,
Агар кабк бигрезад аз ту, сазо.
Набинӣ, суман барги насрин шуда,
Зи кофур пӯшида барги гиё.



Бигмоз гул бикардию моро бидод нуқл,
Амруд кишта додӣ з-ин ревдониё (?)



Ба бози курезӣ бимонам ҳаме,
Агар кабк бигрезад аз ман, сазост.



Рафт дар дарё ба тангӣ обх(в)аст
Роҳи дур, аз назди мардум дурдаст.



Бути ман ҷонвар омад, шаманаш бедилу ҷон,
Манам ӯро шаману хонаи ман Фархор аст.



Сияҳкосаву дуну пурх(в)ар бувад,
Шутурвор доим ба нишх(в)ар бувад.



Ба ҳила чу рӯбаҳ фиребанда буд,
Ба кина чу шери ситеҳанда буд.



Чунон чун хав, ки дарпечад ба гулбун,
Бипечам ман бар он симин санавбар.



Зи ток хӯша фурӯҳиштаву зи бод навон,
Чу зангиёнӣ бар бозпеч бозигар.



Мову сари кӯи новаку сафчу асир,
Акнун, ки даромад, эй нигорин, маҳи тир.



Нуқли мо хӯшаи ангур бувад, соғар сафч,
Булбулу сулсул ромишгару бар даст асир.



Шароби шабу нашъаи он наярзад
Ба фожидани бомдоди хумораш.



Хуши ман он лабони нӯши ту буд,
То шуд ӯ дур, ман шудам мадҳуш.



Сипоҳе, ки дорад сар аз шаҳ дареғ,
Бибояд ҳамекафт он сар зи теғ.



Ҷаҳон ҳамеша бад-ӯ шоду чашм равшан бод,
Касе ки дид, нахоҳад-ш канд мабод-ш кок.



Ба фарҳанҷиданаш бастам камар танг,
Ту дилро з-ӯ макун з-ин бештар танг.



Гуфт: «Ман посухи ту боздиҳам,
Он чи боисти туст, соз диҳам».



Сарв асту кӯҳи симин, ҷуз як миён-ш сӯзан,
Хастаст ҷони ошиқ в-аз ғамзагон-ш балкан.



Чу гардад огаҳ хоҷа зи корномаи ман,
Ба шаҳрёр расонад сабук чакомаи ман.



Зи нолиданаш кӯҳ шуд бесукун,
Зи мӯиданаш шуд дили санг хун.



Рои мулки хеш кун, шоҳо, ки нест,
Мулкро бе ту накӯию бароҳ.



Надонам як тан аз (ҷумла) халоиқ,
Ки дар дил тухми меҳри ту накишта.



Касе бе айб набвад дар замона,
Рутабро уста бошад дар миёна.

## АБУЛАЛОИ ШУШТАРӢ

Манучеҳрӣ номи ӯро, чунонки дар баёни шахсияти Абулмасал омад, дар радифи шоирони бузурги замони Сомониён зикр мекунад. Абулало аз зумраи аввалин шоиронест, ки шеъри маснӯи ҳунарӣ месуруд. Ба қавли муаллифи «Тарҷумон-ул-балоға» ӯ китобе дар илми арӯз тасниф кардааст.

Аз ашъори Абулало 12 байт боқӣ мондааст. Аз ин ашъор ду байти дорои алфози қабеҳ ҳазф шуд:

Мегуфт ба дандони бутам иқди дурар:
Ман ҳамчу туам хушобу покизагуҳар.
Хандон-хандон ба зери лаб гуфт: Хамӯш,
Барбаста дигар бошаду барраста дигар.



Тирею камонею яке нақш нишона,
Бингору бипайванд ба сӯфор яке тир.
Номи бути ман бозшиносӣ ба тамомӣ,
Он бут, ки ба хубиш чун ӯ нест ба Кашмир.



Халақ шавад зи нишасти дароз ҳуллати мард,
Ки ганда гардад, чун дер монад оби ғадир...
Ҳаме гиристу ҳаме наргисон-ш лола гудохт,
Ба зери лолаи бигдохта ниҳуфта зарир...
Шабе, чи гуна шабе, офарида аз пӯлод,
. . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . .
Ба ранги куфру дарозии умеду ҳавли ниёз,
Насими маргу дами замҳариру таффи саъир.



Биёвар он, ки гувоҳӣ диҳад зи ҷом, ки ман
Чаҳор гавҳарам андар чаҳор ҷой мудом:
Зумуррад андар токам, ақиқам андар ғужб,
Суҳайлам андар хум, офтобам андар ҷом.



## ТУРКИ КИШИИ АЙЛОҚӢ

Шоир Абӯзар Ҳусайн Турки Кишии Айлоқӣ аз ҷумлаи суханварони маъруфи асри X аст. Манучеҳрӣ ӯро дар радифи шоирони бузурги он замон, аз ҷумла Рӯдакӣ ёд кардааст.

Аз Турки Кишӣ як ғазал, ду қитъа ва як муфрад дар маҷмӯъ 12 байт боқӣ мондааст.

Родмардию мард донӣ чист?
Боҳунартар зи халқ гӯям кист?
Он ки бо дӯстон бидонад сохт
В-он ки бо душманон бидонад зист.



Имрӯз агар муроди ту бар н-ояд,
Фардо расӣ ба давлати обо - бар.
Чандин ҳазор умеди банӣ Одам
Тавқе шуда ба гардани фардо - бар.



Гуфтам, ки арманист магар Хоҷа Буламид,
К-ӯ нони гандумин нахурад ҷуз, ки сангула.



Зулфайни баршикаставу қадди санавбарӣ,
Зери ду зулф чаъдаш ду хатти анбарӣ.
Ду лаб ақиқу зери ақиқаш ду раста дур,
Наргис ду чашму зери ду наргис гули тарӣ.
Чашму ду зулфу ду рух ҷумла мушаъбаданд,
В-аз якдигар гирифта ҳама сеҳру дилбарӣ.
Хулди барин шудаст, нигаҳ кун ба кӯҳу дашт,
Сад гуна гул шукуфта ба ҳар сӯ, ки бингарӣ.
Сурху сапеду лаълу кабуду бунафшу зард,
Наврӯз кард бар гули садбарг заргарӣ.
Хира шавад ду чашм, ки чун бингарӣ бад-ӯ,
Кӯшӣ, ки бигзарӣ, надиҳад раҳ, ки бигзарӣ.
Гӯӣ ки Муштарист ба ҳар наргисе - дарун,
Рахшанда ҳамчу ду рухи маъшуқи сӯътарӣ.



Харошидарӯю тарошидамӯй
Даромад зи дар, ҷома бар тан-ш чок.



## РОБИА БИНТИ КАЪБ

Робиа духтари Каъби Қуздорӣ аввалин суханварест аз ҷумлаи занон, ки номи ӯ дар радифи шоирони форсигӯй зикр шудааст. Ӯ аз муосирони Рӯдакӣ буд. Шайх Аттор дар маснавии «Илоҳинома» достоне аз зиндагии ӯ нақл кардааст, ки беасос буданаш ба ҳақиқат наздиктар менамояд, вале мазмунаш ғазалҳои шӯрангезу равони Робиаро тавзеҳ медиҳад.

Ба гуфтаи Аттор Робиа духтари ҳокими Балх буд. Баъди марги падар бародари бузургаш Ҳорис ӯро сарпарастӣ мекард. Робиа ба Бектош ном ғуломи бародараш ошиқ шуд ва дар ишқи ӯ шеър мегуфт. Вақте ки асрори ошиқон фош гардид, бо фармони Ҳорис Робиаро дар ҳаммоми тафсон андохта, раги хунашро буриданд ва ӯ ҳалок шуд. Ризоқулихони Ҳидоят ҳам дар ин мавзӯъ манзумае ба номи «Гулистони Ирам» навиштааст.

Аз Робиа 7 ғазал, 4 дубайтӣ ва 2 фардбайт боқӣ мондааст.

Зи бас гул, ки дар боғ маъво гирифт,
Чаман ранги «Аржанг»-и Моно гирифт.
Сабо нофаи мушки Тиббат надошт,
Ҷаҳон бӯи мушк аз чи маъно гирифт?!
Магар чашми Маҷнун ба абр - андар аст,
Ки гул ранги рухсори Лайло гирифт.

Ҳаме монад андар ақиқин қадаҳ
Сиришке, ки дар лола маъво гирифт.
Қадаҳ гир чандею дунё магир,
Ки бадбахт шуд, он ки дунё гирифт.
Сари наргиси тоза аз зарру сим
Нишони сари тоҷи Кисро гирифт.
Чу руҳбон шуд андар либоси кабуд
Бунафша, магар дини тарсо гирифт?!





Фишонд аз савсану гул симу зар бод,
Зиҳӣ боде, ки раҳмат бод бар бод!
Бидод аз нақши Озар сад нишон об,
Намуд аз сеҳри Монӣ сад асар бод.
Мисоли чашми Одам шуд магар абр,
Далели лутфи Исо шуд магар бод.
Ки дур борид ҳар дам дар чаман абр,
Ки ҷон афзуд хуш-хуш дар шаҷар бод.
Агар девона абр омад, чаро пас
Кунад арза сабӯҳӣ ҷоми зар бод?
Гули хушбӯй, тарсам, оварад ранг
Аз ин ғаммоз субҳи пардадар бод.
Барои чашми ҳар ноаҳл гӯӣ
Арӯси боғро шуд ҷилвагар бод.
Аҷаб чун субҳ хуштар мебарад хоб,
Чаро афганд гулро дар саҳар бод?



Ишқи ӯ боз андаровардам ба банд,
Кӯшиши бисёр н-омад судманд.
Ишқ дарёе каронанопадид,
Кай тавон кардан шино, эй ҳушманд.
Ишқро хоҳӣ, ки то поён барӣ,
Баски бипсандид бояд нописанд.
Зишт бояд диду ангорид хуб,
Заҳр бояд хӯрду ангорид қанд.
Тавсанӣ кардам, надонистам ҳаме,
К-аз кашидан сахттар гардад каманд.
Ҳаргиз рӯзе ба банда парво-т набуд,
В-андешаи ин бедили шайдо-т набуд.
Хурдем зи ту хуну нахӯрдӣ ғами мо,
Дар пои ту мурдему сари мо-т набуд.



Ало, эй бод шабгире паёми ман ба дилбар бар,
Бигӯ он моҳи хубонро, ки ҷон бо дил баробар бар.
Ба қаҳр аз ман фикандӣ дил, ба як дидор, маҳрӯё,
Чунон чун Ҳайдари каррор дар он ҳисни Хайбар-бар.
Ту чун моҳию ман моҳӣ ҳамесӯзам ба тоба-бар,
Ғами ишқат на пас бошад, ҷафо бинҳодӣ аз бар - бар.
Танам чун чанбаре гашта, бад-он уммед то рӯзе,
Зи зулфат барфитад ногаҳ яке ҳалқа ба чанбар - бар.
Суманбар гашта маъшуқам, ҳама ғам з-ин қибал дорам,
Ки ҳаргиз суд накнад кас ба маъшуқи суманбар - бар.
Агар хоҳӣ, ки хубонро ба рӯи худ ба ҳаҷр орӣ,
Яке рухсори хубатро бад-он хубон баробар бар.
Аё муъзин, ба кору ҳоли ошиқ гар хабар дорӣ,
Саҳаргоҳон нигаҳ кун ту бад-он Аллоҳу акбар бар.
Мадор, эй Бинти Каъб, андӯҳ, ки ёр аз ту ҷудо монад,
Расан гарчи дароз ояд, гузар дорад ба чанбар - бар.



Турк аз дарам даромад хандонак,
Он хубрӯи чобук меҳмонак.



Маро ба ишқ ҳаме муҳтамал кунӣ ба ҳиял,
Чӣ ҳуҷҷат орӣ пеши худои азза ва ҷалл?
Ба ишқат-андар осӣ ҳаменаёрам шуд,
Ба динам-андар тоғӣ ҳамешавӣ ба масал.
Наъим бе ту нахоҳам, ҷаҳим бо ту равост,
Ки бе ту шаккар заҳр асту бо ту заҳр асал.
Ба рӯи некӯ такя макун, ки то якчанд
Ба сунбул - андар пинҳон кунанд наҷми Зуҳал.
Ҳар оина на дурӯғ аст, он чӣ гуфт ҳаким:
Фаман такаббара явман фа баъда иззи залл.



Ошиқу ранҷур буду бедирам,
Он шахуда рух шахонида зи зам.
Кошк танам боз ёфтӣ хабари дил,
Кошк дилам боз ёфтӣ хабари тан.
Кошк ман аз ту бирастаме ба саломат,
Ой, фусӯсо, куҷо тавонам растан?!



Даъвати ман бар ту он шуд, к-Эзидат ошиқ кунод
Бар яке сангиндиле, номеҳрубон чун хештан.
То бидонӣ дарди ишқу доғи меҳру ғамхурӣ,
То ба ҳаҷр-андар бипечиву бидонӣ қадри ман.



Хабар диҳанд, ки борид бар сари Айюб
Зи осмон малахону сар ҳама заррин.
Агар биборад заррин малах бар ӯ аз сабр,
Сазад, ки борад бар ман басе магас рӯин.
Лабакони ту шаҳду ораз моҳ,
Рӯй чун лолабаргу зулф сиёҳ.
Дини Аллоҳ ме табоҳ кунад
Мар маро ҳавли он рухони чу моҳ.
Сиву ду дона лӯълӯи макнун
Зери ду лолабарг дорӣ, оҳ.
Ранги он лолаи рухони ту кард
Ранги ёқути ман ба гунаи коҳ.
Мар маро жолаи сиришк чакон
Нест илло зи таънаи бадхоҳ.
То маро лоҷарам бимонаду ҳамд,
Ҷуз ба Аллоҳ менаёбам роҳ.
То маро хӯ ҳаме ба ишқ кунад,
Ин-т ҷурмулазим, ин-т гуноҳ.



Шоқанӣ ноиҳун минал атёрӣ,
Ҳоҷа сақмӣ ва ҳоҷа лӣ тазкорӣ.
Дӯш бар шохаки дарахт он мурғ,
Навҳа мекарду мегирист ба зорӣ.
Қулту литтайри лам тануҳ ва табкӣ,
Фӣ дуҷӣиллайли ваннуҷуму дирорӣ.
Ман ҷудоям зи ёр, аз он менолам,
Ту чи нолӣ, ки бо мусоид ёрӣ.
Ман нагӯям, чу хуни дида биборам,
Ту чӣ гӯӣ, чу хуни дида наборӣ.



## АБУЛҲУСАЙНИ ХОРИҶӢ

Ин шоир дар аввали асри X милодӣ зиста ва номаш бо байти ягонааш дар «Таърихи Систон» зикр гардидааст. Байти зикршуда дар «Таърихи Систон» ин аст:

Фоле бикунам риши туро ё расул,
Ришат биканад Мокон пок аз усул.



## СОНЕИ БАЛХӢ

Номи ин шоир низ дар «Таърихи Систон» омада ва тибқи хабари ҳамон китоб рубоиёти Сонеъ машҳур будааст. Аз рубоиёти ӯ танҳо як намуна ба васидаи китоби мазкур маҳфуз мондааст:

Хони ғами ту паст шуда, вайрон бод,
Хони тарабат ҳамеша ободон бод!
Ҳамвора сари кори ту бо некон бод,
Ту мири шаҳиду душманат Мокон бод!



## БАЛЪАМӢ

Дар китоби «Шарҳи аҳвол ва ашъори шоирони бедевон» ду байт бо истинод ба «Фарҳанги ҷаҳонгирӣ» омада ва кадом Балъамӣ будани муаллифи он абёт зикр нашудааст. Маълум нест, ки муаллифи он абёт Абулфазли Балъамӣ – вазири Наср ибни Аҳмади Сомонист ё писари ӯ – Абулфазли Балъамист, ки дар он дарбор вазифаи вазоратро ба ӯҳда доштааст. Саъид Нафисӣ аз ҷиҳати сабки баён эҳтимоли ба Абӯалии Балъамӣ нисбат доштани ин абётро зикр намудааст:

Даранда чу шерон, даманда чу саъбон
Дурафшон чу хаспӣ, дурахшон чу озар.



Чун барафрӯзӣ рух аз бода, кулаҳ созӣ яла,
Дастҳоям шик гардад, пойҳоям шишала.



## АБӮШАКУРИ БАЛХӢ

Шоири маъруфи миёнаҳои асри X Абӯшакури Балхӣ дар соли 333 хиҷрӣ (945-946 милодӣ) ба навиштани маснавии «Офариннома» машғул будааст ва ба ин маънӣ худаш мегӯяд:

Бар ин достон, к-аш бигуфт аз фаёл
Абар сесаду сию се буд сол.

Абӯшакур ҳамзамон ва маддоҳи Нӯҳ ибни Аҳмади Сомонӣ (321-343 – 934-955) буд. Ӯ ба ғайр аз қасидасароӣ маснавиҳо ҳам эҷод намудааст, ки «Офариннома» яке аз онҳост ва аз он ҷузъи комилтаре боқӣ мондааст. Ин маснавӣ дар баҳри мутақориб суруда шуда, мазмуни ахлоқӣ дорад ва зиёда аз сесад байти он то замони мо расидааст. Маҷмӯи ашъори боқимондаи ин шоир аз 429 байт иборат буда, дар ин ҷо асосан оварда мешавад:

Ало то моҳи нав хидакамон аст,
Сипар гардад маҳи доҳу чаҳоро.



Як фалода ҳаме нахоҳам гуфт,
Худ сухан бар фалода буд маро.



Бибояд файласуфе сахт шево,
Ки бошад дар сухан гуфтан тавоно.



Аз бех биканд ӯву маро хор бияндохт
Монандаи хору хасаку хор чу хоно.



Аз дур ба дидори ту - андар нигаристам,
Маҷрӯҳ шуд он чеҳраи пурҳусну малоҳат.
В-аз ғамзаи ту хаста шуд озурда дили ман,
В-ин ҳукми қазоист ҷароҳат ба ҷароҳат.



Бор баста шуд, фармон деҳ нун,
То миёни хидматро бандам чуст.



Яке раҳит амири маро гунаҳкор аст,
Гуноҳи ӯро бо афви мир пайкор аст.
Гуноҳи чиратар аз афви мир зишт бувад,
Ки афви мир фузун аз гуноҳи бисёр аст.
Мар одамиро з-Одам гуноҳ мерос аст,
Аҷаб мадор, ки фарзанд бо падар ёр аст.
На ман расули гунаҳкораму на низ шафеъ,
На мар маро ба чунин ҷой ҷои гуфтор аст.
Валекин он ки ба ҷои амир заллат кард,
Ба ҷои бандаи мираш ҳазор кирдор аст.



Эй гашта ман аз ғами фаровони ту паст,
Шуд қомати ман зи бори ҳиҷрони ту шаст.
Эй шуста ман аз фиребу дастони ту даст,
Худ ҳеч касе ба сирату сони ту ҳаст?



Ба кори даҳр мӯлиш гарчи бад нест,
Вале дар хир кардан аз хирад нест.



Зи рӯзи вопасин он, к-ш хабар нест,
Ҷуз аврандиданаш кори дигар нест.



Гашт пурмангала ҳама лаби кишт,
Дод дар ин ҷаҳон нишони биҳишт.



Гаҳе ба бозӣ бозушро фарошта дошт,
Гаҳе ба ранҷи ҷаҳон-андарун бизад оранҷ.



Сукунчида ҳамедорадам ба дард,
Турунчида ҳамедорадам ба ранҷ.



Чунонки мурғи ҳаво парру бол барҳанҷад
Ту бар халоиқ - бар парри мурдумӣ барҳанҷ.



Ба мӯи кокулу он зулфи пурчин
Фитода сад ҳазорон кулҷ бар кулҷ.



Чун ниёз ояд, сазовор аст дод,
Ҷони ман курёни ин солор бод.



Ситаду дод макун ҳаргиз ҷуз дастодаст,
Ки пасодаст хилоф ораду улфат бибарад.



Чун баччаи кабӯтар минқор сахт кард,
Ҳамвор кард мӯю биявганд мӯи зард.



Кобукро нашояд шох орзу кунад,
В-аз шох сӯи бом шавад боз гард-гард.



Он кас, ки бар амир дари марг боз кард,
Ба хештан, нигар, натавонад фароз кард.



Ҳар он шамъе, ки Эзид барфурӯзад,
Ҳар он кас пуф кунад, ришаш бисӯзад.



Корбишуле, ки хирадкеш шуд,
Аз сари тадбиру хирад беш шуд.



Ба гаҳи рафтан, к-он турки ман андар зин аст,
Дили ман з-он зин оташкадаи Барзин аст.



Соқиё, мар маро аз он май деҳ,
Ки ғами ман бад-ӯ гусорда шуд.
Аз қиннина бирафт чун маҳи нав,
Дар пиёла маҳи чаҳорда шуд.



Бар оголиданаш истез карданд,
Ба кина чун палангаш тез карданд.



Зи ғам ба ҳоли ҳарифони мустаманд макун,
Чунонки гар нахурӣ ғам, зи ғам набошад суд.



Гӯлӣ ту аз қиёс, ки гар баркашад касе,
Як кӯза об аз ӯ ба замон тирагун шавад.



Эй зи ҳама мардумӣ тиҳию таҳак,
Мардум наздики ту чаро пояд?



Бихушконадат, гар хушкӣ физояд,
В-агар сардӣ худ он бешат газояд.



Ҳарзаву мифлок бениёз аз ту,
Бо ту баробар, ки роз бигшояд.



Баланд Кайвон бо Урмузду бо Баҳром,
Зи моҳ бартар Хуршеду Тир бо Ноҳид.



Дурустии амал гар хоҳӣ, эй ёр,
Зи алфанҷидани илм аст ночор.



Бар дил макун мусаллат гуфтори ҳар латанбар,
Ҳаргиз кучо писандад афлок ҷуз туро сар.



Рӯзи Урмузд аст, шоҳо, шод зӣ,
Бар кати шодӣ нишину бода хур.



Ман баччаи фарфураму ӯ бози сапед аст,
Бо боз кучо тоб барад баччаи фарфур?!



Ҳар кӣ бошад сапӯзкор ба даҳр,
Нӯш дар коми ӯ шавад чун заҳр.



Чу расан гар зи пас омад ҳама рафтор маро,
Ба суғур монам, к-ӯ бозпас андозад тир.



Бурд чахмохи ман аз хонаи ман, ҷома набурд,
Ҷома аз машраа бурданд ҳам аз аввали тир.
Чиҳилу панҷ дар ӯ сӯзану ангуштарие,
Қаламу кор бибурдаст яке шуми ҳақир.



Ҳар чи нахурдӣ ту, гуворанда бод,
Гашта гувориш ҳама бар ту гудоз.



Дoии адли мулкпарвари ӯ
Гургро дода мансаби нухроз.



Адаб магиру фасоҳат магиру шеър магир,
На ман ғарибаму шоҳи ҷаҳон ғарибнавоз.



Агар аз ман ту бад надорӣ боз,
Накунӣ бениёз рӯзи ниёз.
На маро ҷой зери сояи ту,
На зи оташ диҳӣ ба ҳашр ҷавоз.
Зистану мурданат якест маро,
Ғалбакан, дар чи боз ё чи фароз.



Ҳама даъво кунию хоӣ жож,
Дар ҳама корҳо ҳақирию хож.



Дев бигрифта мар туро ба фусӯс,
Ту хурӣ бар зиёни мо афсӯс.



Басо касо, ки ҷавин нон ҳаменаёбад сер,
Басо касо, ки бара-сту фарахша бар хонаш.



Чанд бардорад ин ҳарева хурӯш,
Нашавад бода бар самоаш нӯш.



Аз фалак наҳсҳо басе бинанд,
Он ки бошад ғанӣ, шавад мифлок.



Мода гуфто: Ҳеч шармат нест век,
Чун сабуксорӣ, на бад донӣ, на нек.



Чунон бигирям, гар дӯст доди ман надиҳад,
Ки хора хун шавад андар шаху заранг зугол.



Агар Қорун шавӣ з-алфахтани мол,
Шавӣ дар зери пои хок помол.



Оби ангуру оби нилуфар
Мар маро аз абиру мушк бадал.



Ҷуста наёфтастам, к-эдунам,
Гӯӣ зи дому дохил частастам...
Дониш ба хона - андар дарбаста,
На рахна ёбаму на калид астам.



Ситоиш хуш омад ҳама халқро,
Вале маст бошанд гоҳи карам.



Ҳар куҷо гавҳарест, бишносам,
Даст сӯи дигар напарвосам...
Май хурам, то чу нор бишкофам,
Май хурам, то чу хай баромосам.
Ин ҷаҳон сар ба сар ҳама фарнос,
Бар ҷаҳон ман ягона фарносам.



То кай кунад ӯ хорам, то кай занад ӯ шангам,
Фарсуда шавам охир, гар оҳану гар сангам.



То бад-он ҷо расид дониши ман,
Ки бидонам ҳаме, ки нодонам.



Бо неъмати тамом ба даргоҳат омадам,
Имрӯз бо гавозею чӯбе ҳамеравам.



Латифу ҷавонам ба гоҳи баҳор,
Пажогин наям, солхурда наям.



Биёр аз он чи ба кирдори дида буд нахуст,
Равони равшан бистад ба қаҳр аз ӯ разбон.
Аз он чи қатраи ӯ гар фурӯчакад ба замин,
Зарир гӯяд чашми ман асту мурда равон.



Он кас, ки мар хирадро гавҳар ниҳад ҳаме,
Ман пеши ӯ гушод нахоҳам забон.
Хасту наёяму набувам охшиҷи ӯ,
К-аз ҳар ду суд набинам магар зиён.



Бипечам ман бар он симин санавбар
Ба сони ҷав, ки барпечад ба котон.



Тазарв то ҳаме андархаранд, хоя ниҳад,
Гавазн то ҳаме аз шир пур кунад пистон.



Яке гуфташ, ки эй дорои кайҳон,
Кӣ ёрад кард бо ту макру дастон?



Сару бун чун сару буни пингон,
Андарун чун бурун бо тангон.



Гоҳе чу гӯсфандон дар ғул ҷои ман,
Гоҳе чу ғул гирди биёбон давон-давон.
Ҷонро ду гуфт ҳар касу зӣ ман якест ҷон,
В-ар ҷон гусаст, боз чӣ бар барниҳад равон.
Ҷону равон якест ба наздики файласуф,
В-арчи зи роҳи ном ду ояд равону ҷон.



Ситора надидам, надидам раҳе,
Ба дил з-остар мондам аз хештан.



Гар кас будӣ, ки зӣ туам бифкандӣ,
Хештан андарниҳодаме ба фалохун.



Он беҳ, ки ниёбаро нигаҳ дорӣ,
Кирдори (?) тани хешро кунӣ фарбеҳ.



Рафиқони ман бо маю нозу неъмат,
Манам орзуманди якто заҳора.



Фағфур будаму фағи ман пешам,
Фағ рафту ман бимондам фағвора.



Чаро ин мардуми донову зираксору фарзона,
Занонշон мулҳо бошад, ду даршон ҳаст як хона.
Чу бинҳод он тали савсан зи пеши ман, чунон будам,
Ки пеши гурсуна бинҳӣ сариди чарби бахнона.
Агар абрӯш чин орад, сазад гар рӯи ман бинад,
Ки рухсорам пур аз чин аст чун рухсори паҳнона.



Паланги дижбарозе дид бар кӯҳ,
Ки шери чарх гашт аз кинаш устӯҳ.



Чу олизанда шуд дар марғзоре,
Набошад дар дилаш аз боз боре.



Туро хомӯшӣ имрӯз рӯй нест,
Агарчи ҳакимӣ, халах дорӣ.



Гар ман ба масал сангам, бо ту гармосангам,
В-ар з-он ки ту чун обӣ, бо хаста дилам норӣ.



Морро ҳарчанд беҳтар парварӣ,
Чун яке хашм оварад, кайфар барӣ.
Сифла феъли мор дорад бехабар,
Ҷаҳд кун, то сӯи сифла нангарӣ.



Май ситон акнун, к-ин замин ҳамчун сатӣ,
Об чун маҳтобу бар моҳӣ чу зиндон гашта жӣ.



Ба перомуни он диж буд кӯҳе,
К-аз он буд дар дили гардун шикуҳе.

### «ОФАРИННОМА»

Хирадманд донад, ки покию шарм
Дурустию родию гуфтори нарм
Бувад хӯйи покону хӯйи малак
Чи андар замину чи андар фалак.
Хирадманд гӯяд хирад подшост,
Ки бар хосу бар ом фармонравост.
Хирадро тани одамӣ лашкар аст,
Ҳама шаҳвату орзу чокар аст.
Хирад чун надонӣ, биёмӯзадат,
Чу пажмурда гардӣ, барафрӯзадат.
Хирад бе миёнҷию бе раҳнамой
Бидонад, ки ҳаст ин ҷаҳонро Худой.
Хирадманд гӯяд: Ман аз ҳар гурӯҳ
Хирадмандро беш дидам шукӯҳ.
Хирад подшоҳе бувад меҳрубон,
Бувад орзу гургу ӯ чун шубон.
Хирадманд гӯяд, ки марди хирад
Ба ҳангоми хеш андарун бингарад.
Кунад такя афзун, чу афзун шавад,
В-аз оҳуву бад пок берун шавад.
Хирад беҳтар аз чашму биноияст,
На биноӣ, афзун зи донояст.
Хирад бод ҳамвора солори ту,
Мабод аз ҷаҳон ҷуз хирад ёри ту.
Хирадманд гӯяд, ки таъйиду фар
Ба дониш ба мардум расад, на ба зар.
Чу доно шавад марди бахшанда каф,
Мар ӯро расад бар ҳақиқат шараф.

Гуҳар гарчи боло, на беш аз ҳунар,
Зи баҳри ҳунар шуд гиромӣ ҳунар.
Касе, к-ӯ ба дониш барад рӯзгор,
На ӯ ёфа монад, на омӯзгор.
Ҷаҳонро ба дониш тавон ёфтан,
Ба дониш тавон риштану тофтан.
Агар илмро нестӣ фазл пур,
Ба сахтӣ бихастӣ хирадманд хур.
Бад-он кӯш, то зуд доно шавӣ,
Чу доно шавӣ, зуд воло шавӣ.
На донотар он кас, ки волотар аст,
Ки волотар он кас, ки донотар аст.
Набинӣ зи шоҳон абар тахту гоҳ
Зи донандагон бозҷӯянд роҳ.
Агарчи бимонанд деру дароз,
Ба доно бувадшон ҳамеша ниёз.
Чу пухта шавад талх, ширин шавад,
Ба дониш сухан гавҳарогин шавад.
Абедонишон бори ту кай кашанд,
Абедонишон душмани донишанд.
Гар аз ҷаҳл як феъли хуб омадӣ,
Мар ӯро ситоянда бистоядӣ.
Сухангӯй ҳар гуфтаниро бигуфт,
Ҳама гуфти доно зи нодон ниҳуфт.
Чу ёқут бояд сухан безуфон,
Сабуксанг, лекин баҳояш гарон.
Сухан то нагӯӣ, туро зердаст
Забардаст шуд, к-аз даҳони ту ҷаст.
Касе, к-ӯ ба некӯсухан шод нест,
Бар ӯ неку бад ҳар чи бошад, якест.

Сухан, к-андар ӯ суд на, ҷуз зиён,
Набояд, ки ронда шавад бар забон.
Сухан гарчи бошад гаронмоятар,
Фурӯмоя гардад зи камсоятар.
Сухан, к-аз даҳони бузургон равад,
Чу некӯ бувад, достоне шавад.
Нигини бадахшӣ бар ангуштарӣ
Зи камтар ба камтар харад муштарӣ.
Шунидам, ки бошад забони сухан
Чу алмоси буррону теғи куҳан.
Сухан бифканад минбару дорро,
Зи сӯрох берун кашад морро.
Сухан заҳру позаҳру гарм асту сард,
Сухан талху ширину дармону дард.
В-аз ангушти шоҳон сафолин нигин
Бадахшонӣ ояд ба чашми кеҳин.
Сухан чун на бар ҷой гӯё шавад,
Мар он пойгаҳро, ки ҷӯё шавад.
Бари ҳар сухан бори гӯё шавад,
Чунон к-оби дарё ба дарё шавад.
Сухан, к-аз даҳон ноҳумоюн ҷаҳад,
Чу морест к-аз хона берун ҷаҳад.
Нигаҳ дор аз ӯ хештан, чун сазад,
Ки наздиктарро сабуктар газад.
Чу бар кори нобуда андуҳ барӣ,
Бувад талхтар, ҳар чӣ хуштар х (в) арӣ.
Шикебоию нек монда ба дом,
Беҳ аз ношикебӣ расидан ба ком.

Кушода шавад кор, чун сахт баст,
Кадомин баланд аст нобуда паст?
Аз андӯҳ шодӣ диҳад осмон,
Фарохӣ зи тангӣ бувад бегумон.
Туро гарчи дониш ба гардун расад,
Зи донои дигар шунудан сазад.
Чӣ гуфтанд, дар достони дароз
Набошад кас аз раҳнамун бениёз.
Ҳунарҳо зи бадбахтӣ оҳу бувад,
Зи бахтоварон зишт некӯ бувад.
Агар меҳнати сахт хоҳад расид,
Ба камтар сухан меҳнат ояд падид.
Агар орзу ояд аз бахт нек,
Агар бад кунад, оядаш сахт нек.
Чи некӯ сухан гуфт донишфизой:
Бад-он, к-ат на кор аст, камтар гирой.
Бад андар дил арчанд пинҳон бувад,
Зи пешонии мард тобон бувад.
Шигифте набошад, ки гардад зи дард,
Сари сарв гӯжу гули сурх зард.
Шавад дӯст аз дӯст ороста
Чу бо эманӣ мардум аз хоста.
Ҳама чиз пирӣ пазирад, бидон,
Магар дӯстӣ, к-он бимонад ҷавон.
Ду чиз андуҳ аз дил ба берун барад:
Рухи дӯст, овози марди хирад.
Бувад дӯст мар дӯстро чун сипар,
Беҳ аз дӯст мардум кӣ бошад дигар?

Ки мар дӯстро ҷовидон панди дӯст,
Беҳ аз гавҳар, арчанд гавҳар накӯст.
Ҳар он дӯст, к-аз баҳри суду зиён
Бувад дӯст, душман шавад бегумон.
Киро озмудишу ёри ту гашт,
Манол аз гуноҳе, ки бар вай гузашт.
Бар он, к-аз гузин буд, магзин дигар
Вагарна бимонӣ пиёда зи хар.
Ба душман барат устуворӣ мабод,
Ки душман дарахт аст, талх аз ниҳод.



Зи душман, гар эдун, ки ёбӣ шакар,
Гумон бар, ки заҳр асту ҳаргиз мах (в) ар.
Ҳар он кина, к-аз дил бувад хоста,
Набинад-ш ҳаргиз касе коста.
Касеро, ки дорад нигаҳдори хеш,
Бигӯ, кори худро нигаҳ дор беш.
Сухандон бигуфт ин сухан бо фусӯс,
Ки дасте, ки натвон буридан, бибӯс.
Ба нармӣ басе чиз кардан тавон,
Ки ба-стам надонӣ бикардан ту он.
Ба нармӣ барорад басе чиз мард,
Ки он барнаёяд ба ҷангу набард.
Шунидам, ки душман бувад чун булӯр,
Чу гоҳи шикастан наёбӣ, машӯр.
Пас он гаҳ чу хоҳӣ, ки то бишканӣ,
Чунон кун, ки бар санги хоро занӣ.

На дониш бувад оҳани обдор
Гаҳи хашм додан ба ноҳушёр.
Кунад душман оҳуи кӯчак бузург,
Ба харгӯши ту барниҳад номи гург.
Чу душман ба гуфтан тавонад ҳаме,
Дурӯғе, ки бо рост монад ҳаме.
Чи чора-ст бо ӯ ба ҷуз хомушӣ,
Ситеҳандагӣ бошад аз беҳушӣ.
Ба нармӣ чу гардан ниҳад рӯзгор,
Дуруштию сахтӣ наёяд ба кор.
Шуҷоъ он, ки дилро шикебо кунад,
Ба ошуфтан - андар мудоро кунад.
Батар рӯзгор он шуморам ҳама,
Ки бар коми душман гузорам ҳама.
Ба номи накӯ гар бимирам, равост,
Маро ном бояд, ки тан маргрост.
Чунин гуфт хусрав, ки мардум ба ном
Беҳ аз зинда, душман бад-ӯ шодком.
Ялон захми пӯлоду дасти дароз,
Зи сар ҳам ба пӯлод доранд боз.
Чу душман ба банд афтад, овар ту зӯр,
Ки ҳаргиз нагардад раҳо то ба гӯр.
Чу рӯбоҳро кушт хоҳӣ, нигар,
Нахонӣ ба номаш магар шери нар.
Агарчанд хуб аст бар каф гуҳар,
Чу ӯро ба ришта кунӣ, хубтар.
Ду чашмат ба фарзанд равшан бувад,
Агарчанд фарзанд душман бувад.

Зи пеши писар марг хоҳад падар,
Ту душман шунидӣ зи ҷон дӯсттар.
Бикоҳад зи ранҷи ту ҳам ранҷи ту,
В-аз осонӣ осонию ганҷи ту.
Ба ҳангоми барноию кӯдакӣ
Ба дониш тавон ёфтан зиракӣ.
Дарахте, ки кӯчак бувад, боғбон
Бигардонад ӯро, чу хоҳад чунон.
Чу гардад калон, боз натвонадаш,
Ки аз кажживу хам бигардонадаш.
Дирам мояи ранҷу доноӣ аст,
Дирам гирд кун, то тавоноӣ аст.
Чу пушт аст мар мардро хоста,
Киро хоста, кораш ороста.
Бияфзояд аз хоста ҳушу рой,
Тиҳидастро дил набошад ба ҷой.
Тавонгар барад офарин солу моҳ,
Ва дарвеш нафрин барад бегуноҳ.
Чунон кард Яздон тани одамӣ,
Ки бардорад ӯ сахтию хуррамӣ.
Бар он парварад кас, ҳаме парварӣ,
Биёяд ба ҳар роҳ, к-аш оварӣ.
Биёмӯз, то зиндаӣ рӯзу шаб,
Чунин гуфт доно, ки бикшод лаб.
Ниҳоди танат худ чунин омадаст,
Ки аз маҳ ба дониш гузин омадаст.
Шунидам, ки бар шоҳ фаррух бувад,
Ки дастур покизапосух бувад.
Наёяд-ш дастури нодон ба кор,
Дабирони нодони ноустувор.

Бувад подшаҳ мустаҳиқтар касе,
Ки дорад нигаҳ чизу дорад басе.
Агар ом дорад ҳаме хоста,
Бад-он то бувад кораш ороста.
Пас ин шоҳро беҳ, ки дорад нигоҳ,
Ки бар ома ҳамчун шубон аст шоҳ.
Чу хусрав надорад, чу хоҳанд аз ӯ,
Ҳақи мардумон, чун гузорад, бигӯ.
Хирадманд гӯяд, ки бар адлу дод
Бувад подшоҳию динро ниҳод.
Беҳин коре андар ҷаҳон он бувад,
Ки монандаи кори Яздон бувад.
Шунидам, ки оташ бувад подшоҳ,
Ба наздики оташ кӣ ҷуяд паноҳ?
Ту донӣ, ки бар даргаҳи шаҳрёр
Бувад хештан доштан сахт кор.
Дил аз ҳайбати шоҳ хира шавад,
Бад-ӯ чашми бинанда тира шавад.
Агар подшоро ту бошӣ писар,
Ҳаметарс аз ӯ, гар бибояд-т сар.
Ба роҳе, ки мард андарояд ба сар,
Ба он роҳ низаш набояд гузар.
Гуноҳе, ки кардию бар ту гузашт,
Набояд-т ҳаргиз бад-ӯ бозгашт.
На ҳар бор бар ту гунаҳ бигзарад,
На оҳу ҳамасола сабзӣ чарад.
Пушаймонӣ аз карда як бор бас,
Ҳалоҳил дубора нахурдаст кас.
Ба кажживу новростӣ кам гарой,
Ҷаҳон аз паи ростӣ шуд ба пой.

Ҳар он гаҳ ки шуд ростит ошкор,
Фаровон бувад мар туро хостор.
Раҳӣ, к-аз худованд шуд бахтёр,
Барояд-ш бе ранҷи бисёр кор.
Никӯҳида бошад дурӯғозмой
Суи бандагону ба сӯи Худой.
Як оҳу, ки аз як дурӯғ оядо,
Ба сад рост гуфтан напироядо.
Дурӯғ обу озарм камтар кунад,
В-агар рост гӯӣ, кӣ бовар кунад?
Зи дарё ҳамеша гуҳар н-оваранд,
Яке рӯз бошад, ки сар н-оваранд.
Шитоб оварад зишт некӯ ба чашм,
На некӯ бувад подшо зудхашм.
Киро кор бо шоҳи бадхӯ бувад,
На озарму на бахти некӯ бувад.
Аз андоза бартар мабар дасти хеш,
Фузун аз гилемат накун пой пеш.
Шикебоӣ андар ҳама корҳо
Беҳ аз шӯшаи зар ба хирворҳо.
Шикебоӣ андар дили танг неҳ,
Шикебоӣ аз ганҷи бисёр беҳ.
Сиголиш бибояд ба ҳар кор ҷуст,
Сухан бе сиголиш наёяд дуруст.
Ба коре, ки тадбир бояд дар ӯй,
Нашояд газоф андар ӯ кард рӯй.
Хирадманд бояд ки тадбири хеш
Кунад бо дили хеш сад бор беш.
Чунон кун, ки чун ёфтӣ дастгоҳ,
Ба омурзиш - андар бипӯшӣ гуноҳ.

Ба некӣ шавад чашм равшан туро,
Зи ҳар бад бувад нек ҷавшан туро.
Зи некӣ ҳама нек ояд ба ҷой,
Ба некӣ диҳад низ некӣ Худой.
Бадӣ ҳамчу оташ бувад дар ниҳон,
Ки пайдо кунад хештан ногаҳон.
Яке панди хуб омад аз ҳиндувон,
Бар он хаставонанд нохаставон.
Бикун некӣ в-онгаҳ бияфкан ба роҳ,
Намояндаи роҳ аз ин бад маҳоҳ.
Ба арзониён в-арна арзониён
Дирам чун бибахшӣ, надорад зиён.
Ту донӣ, ки мардум ба некӣ кунад,
Кунад, то мукофоти он барчинад.
Мукофотҳо чанд гуна бувад,
Яке он ки корад, ҳамон бидравад.
Хирадманд гӯяд, ки бунёди хӯй
Зи шарм асту дониш нагаҳбони ӯй.
Накӯ достон он ки хусрав бизад,
Гаронбор бар ҷо бувад хӯи бад.
Биҳишт он касеро, ки ӯ некхӯст,
Ки донистани хайри мардум бад-ӯст.
Ҳама чизҳоро писандад хирад,
Магар нохирадмандию хӯи бад.
Зи гуфтору кирдор в-аз хӯи зишт
Касе надравад хуб, чун зишт кишт.
Чу аз оштӣ шодӣ ояд ба чанг,
Хирадманд ҳаргиз накӯшад ба ҷанг.

Батар душмане мардро хӯи бад,
К-аз ӯ ҷон ба ранҷ ояду колбад.
Батар мард он, к-ӯ ба хӯи занон
Бароят, пас он гаҳ бимонад чунон.
Хирадманд гӯяд, ки зан он батар,
Ки ӯ мардхӯ бошаду мардфар.
Бас аст ин шараф хӯи покизаро,
Ки монад зани хуб дӯшизаро.
Касе, ки бараҳна кунад рози дӯст,
Раво бошад, ар бардорониш пӯст.
Кушояндаи розҳои ниҳон
Саранҷом расво шавад дар ҷаҳон.
Зи ман рози хеш ар надорӣ нигоҳ,
Нигаҳ доштан розат аз ман махоҳ.
Чу дар дил нагунҷад-т рози касон,
Куҷо гунҷад андар дили дигарон?
Сухан, к-ӯ зи сию ду дандон биҷаст,
Басе дар ду гӯшу дил - андар нишаст.
Наёяд дигарбора зӣ мард он
Сухан, к-аз даҳан ҷасту тир аз камон.
Мабод эч кас, к-ӯ бигӯяд ниҳон
Або зан, ки расво шавад дар ҷаҳон.
Шунидам, ки чизе бувад устувор,
Ки ӯро нигаҳбон бувад бешумор.
Магар роз, к-он гоҳ пинҳон бувад,
Ки ӯро яке тан нигаҳбон бувад.
Агар роз хоҳӣ, ки пинҳон бувад,
Чунон кун, ки тадбир бо ҷон бувад.
Чу алмос, к-оҳан бибуррад ҳаме,
Сухан низ дилро бидаррад ҳаме.

Касе, к-оварад рози худро падид,
Зи гетӣ ба комаш нахоҳад расид.
Ниҳуфтан сазад розро ҷовидон,
Ба ҷон боз бояд-ш бастан, ба ҷон.
Або дӯсту душман набояд кушод,
Ба фарзанд мӯбад чунин кард ёд.
Шаманро набинӣ чӣ гӯяд шаман,
Магӯ роз бо як тан аз анҷуман.
Бараҳна будӣ, к-омадӣ дар ҷаҳон,
Набуд бо ту чиз ошкору ниҳон.
Чунон к-омадӣ, ончунон бигзарӣ,
Хуру пӯш афзун туро бар саре.
Хирадманд гӯяд, ки ҳаст ин ҷаҳон
Яке ҷиср бар роҳи мо ҳамраҳон.
Касе к-андар андӯҳи гетӣ фитод,
Мапиндор, гар шод биниш шод.
Ҷаҳон оби шӯр аст, чун бингарӣ,
Фузун ташнаӣ, гарчи бешаш х(в)арӣ.
Зи душман ба динору бо зинҳор
Бирастан тавон, озро нест чор.
Биёяд ҷаҳон бар ту в-ар поядӣ,
Аз ӯ ҳар баде, к-омадӣ, шоядӣ.
Чунин омаду ту нахоҳӣ чунин,
Басанда наӣ бо ҷаҳонофарин.
Нагардад ба коми ту ҳаргиз равиш,
Равиш дигару ту ба дигар маниш.
Ба дашт - андарун ташнаро оби шӯр
Намояд чу об ин дурафшанда хур.
Агар баршитобӣ бад-ӯ обҷӯй,
Наёбӣ дар ӯ об чун оби ҷӯй.

На мушк аст, ҳарч ӯ сиёҳӣ намуд,
Сиёҳӣ намояд ҳамон низ дуд.
На ҳарч ояд андар дили мо гумон,
Бар он гуна гардиш кунад осмон.
Ҳар он чиз, к-андар ҷаҳон н-оварӣ,
Чаро гӯш дорӣ, ки берун барӣ.
Ҳама чизи ту ҳаст чизи касон,
Чу берун равӣ, боз эшон расон.
Раҳӣ, к-аз худованд шуд бениёз,
Худовандии вай надорӣ ту боз.
Ба ҷои меҳ аст аз миёни меҳон,
Касе, к-ӯ бипӯшад ниёз аз ҷаҳон.
Чи динору чи санг зери замӣ,
Ҳар он гаҳ к-аз ӯ н-оядат хуррамӣ.
Чу заҳре, ки орад ба тан - дар гудоз,
Хирадро бад-он гуна бигдозад оз.
Бифармуд довар, ки майхорaро
Ба хафча бикӯбанд бечораро.
Зи даҳ гуна ричолу даҳ гуна во
Гулӯбандагӣ ҳар якеро сазо.
Биёмӯз, ҳарчанд битвониё,
Магар хештан шод гардониё.
Тавонӣ бар ӯ кор бастан фиреб,
Ки нодон ҳама рост бинад вуреб.
Маниш бояд аз мард чун сарв рост,
Агар бурзу боло надорад, равост.
Касе, к-андар об асту обошност,
Аз об ар чу оташ натарсад, равост.
Дуруст аст посух, валекин дуруст
Дурустӣ дурустӣ намояд нахуст.

Гумон бурд, к-аз бахти ворун бираст,
Нашуд бахти ворун аз ӯ як ба даст.
Бад-он к-ат чи гуна бигардад дуруст
Ба дидори зишту ба кирдори зуст.
Киро дӯст меҳмон бувад ё на дӯст,
Шабу рӯз тимори меҳмон накӯст.
Надонад дил омарғи пайванди дӯст,
Бад он гаҳ ки бо дӯст кораш накӯст.
Биялфағда бояд, кунун чора нест,
Биялфанҷаму чораи ман якест.
Муридон зи бозуш барканд гӯшт,
Мар он гунаро дод бо як ду ғӯшт.
Ба шоҳи дадон калтарӯбоҳ гуфт,
Ки доно зад ин достон дар ниҳуфт.
Сухан бо накӯӣ тавониш гуфт,
Ва мар гуфтаро боз натвон ниҳуфт.
Ман андар ниҳон з-ин ҷаҳони фарох
Бароварда кардам яке санглох.
Ҷаҳондидае дидам аз шаҳри Балх,
Зи ҳар гуна гашта ба сар - бар-ш чарх.
Хиромидани кабк бинӣ ба шах,
Ту гӯӣ зи дебо фикандаст нах.



Ба ҷуз пир солори лашкар мабод.
Ба чашми ту-андар хас афканд бод,
Ба чашмат - бар аз бод ранҷ уфтод.
Худованди мо, Нӯҳи фаррухнажод,
Ки бар шаҳи Эрон бигустард дод.

Гилеме, ки хоҳад рабудан-ш бод,
Зи кардан бишахшуд ҳам аз бомдод.
Ҳаме гуфт, к-ин расм куҳбад ниҳод,
Аз ин дил нагардон, ки бас бад ниҳод.
Ба душман - барат меҳрубонӣ мабод,
Ки душман дарахтест талх аз ниҳод.
Дарахте, ки талхаш бувад гавҳаро,
Агар чарбу ширин диҳӣ мар варо,
Ҳамон меваи талхат орад падид,
Аз ӯ чарбу ширин нахоҳӣ мазид.
Хурои ту набвад чунин кори бад,
Бувад кори бад аз дари ҳирбад.
Сухангӯи киштӣ мусулмон-т кард,
Нағушок будӣ, мусулмон-т кард.
Бар оғолиши ҳарду оғоз кард,
Бадӣ гуфту некӣ ҳама роз кард.
Хунук он касеро, ки ӯ рашк бурд,
Касе, к-ӯ ба бахшоиш - андар бимурд.
Саранҷом, к-оғоз ин нома кард,
Ҷавон буд чун сивусесола мард.
Басо хону кошонаву бодъард,
Бад-ӯ - андарун шодиву нӯшх (в) ард.
На Баҳроми Гӯр асту на Урмузд,
Фараздеву ҷовид набвад фараздд.
Фурӯтар зи Кайвон туро Урмузд
Ба рахшонии лола андар фараздд.
Зи андарзи мӯбад шикебанда шуд,
Сар аз роҳи савдош кебанда шуд,
Ки бе довар ин доварӣ нагсилад,
Ва бар бегунаҳ ҳеч бад набшилад.

Дувум дониш аз осмони баланд,
Ки бе пои чӯб асту бе дору банд.
Тану ҷон чу ҳар ду фуруд омаданд,
Ба як ҷой ҳар ду басағда шуданд.
Гавожа, ки хандонамандат кунад,
Саранҷом бо дӯст ҷанг афканад.
Агар рӯзе аз ту пажӯҳиш кунанд,
Ҳама мардумонат никӯҳиш кунанд.
Зи алфанҷи дониш дилаш ганҷ буд,
Ҷаҳондидаи донишалфанҷ буд.
Яке зиштрӯи бадоғор буд,
Ту гӯӣ, ба мардумгазӣ мор буд.
Куҷо боғ будӣ, ҳама роғ буд,
Куҷо роғ будӣ, ҳама боғ буд.
Диле, к-ӯ пур аз завғи ҳиҷрон бувад,
Варо васли маъшуқа дармон бувад.
Карона накардам зи ёрон ба бад,
Ки бунёди ман устувор аст х(в)ад.
Замин чун ситӣ бинию оби рӯд
Бигирад фарозу ниёзад фуруд.
Ки позаҳр заҳр аст, к-афзун шавад,
К-аз андозаи хеш берун шавад.
Падар гуфт: яке равонхоҳ буд,
Ба кӯе фурӯшад, чунон кам шунуд.
Ҳаме дар ба дар хушк нон бозҷуст,
Мар ӯро ҳамон пеша буд аз нахуст.
Тавонгар ба наздики зан хуфта буд,
Зан аз хоб шалпуи мардум шунуд.

Сабук пирзан сӯи чокар давид,
Бараҳна ба андоми ман дар мухид.
Шунидам, ки хусрав ба Гушосп дид,
Чунон к-оташе шуд зи давраш падид.
Худованди мо, к-ин ҷаҳон офарид,
Баланд осмон аз бараш баркашид.
Фароз оварид охшиҷ ин чаҳор
Гуҳар, к-андар ӯяст чандин нигор.
Барин оташ асту фурудин-ш хок,
Миён бод дорад або оби пок.
Дурахш ар нахандад ба гоҳи баҳор,
Ҳамоно нагиряд чунин абр зор.
Ба ҳар дашт варза биҷустӣ зи кор,
Набудӣ ба кишту дурудаш ба кор.
Магар пеш биншонадат рӯзгор,
Ки беҳ з-ӯ наёбӣ ту омӯзгор.
Ба доной фармой ҳамвора кор,
Чу хоҳӣ, ки корат бувад чун нигор,
Ки доно ба ҳар кор бошад тамом,
Ба доно супорад замона лагом.
Чунин хондам аз дафтари Зардуҳишт,
Ки доно бувад бегумон дар биҳишт.
Куҷо гавҳаре чира шуд з-ин чаҳор,
Яке охшиҷаш бар ӯ баргумор.
Бад-ӯ гуфт марде суи рӯдбор,
Ба рӯд - андарун шуд ҳаме бе шанор.
Кушода дари ҳар ду озодавор,
Миёни куи кандурӣ афканда хор.
Биялфанҷу з-алфағдаи хеш х(в)ар,
Гулӯро зи рассӣ ба сар - бар мабар!

Расе буд гӯянд шоҳи расон,
Ҳамасола чашмаш ба чизи касон.
Агар бозӣ, андар чуғув кам нигар,
В-агар бошаӣ, сӯи баттон мапар.
Ситоиш хуш омад-ш бар як ҳунар,
Никуҳиш наёмад-ш худ з-эч дар.
Яке дижбарӯест пархошхар,
К-аз ӯ ҳаст шери жаёнро ҳазар.
Пур аз мева кун хонаро то ба дар,
Пур аз дона кун чинаро то ба сар.
Киро сӯхт хирман, чӣ хоҳад дигар,
Ҷаҳонро ҳама сӯхта сар ба сар.
Мар ӯро будӣ бармухида писар
Зи баҳри ҷаҳон бар падар кинавар.
Ба кайғолагӣ рафта аз Панҷҳир,
Рамида аз ӯ мурғаки гармсер.
Худоё, туӣ ҷумларо дастгир,
Вараштод ҷудат зи мо вомгир.
Саре бе тану паҳн гашта ба гурз,
Тане бе сар афканда бар хок бурз.
На он зин биёзурд рӯзе баниз,
На инро аз он андухе буд низ.
Макун хештан саҳмгин чоплус,
Ки баста бувад чоплус аз фусӯс.
Ҷуз аз хок чизе надид аз х(в)араш,
Яке ҷомаро дид ӯ аз бараш.
Яке баҳра диданд бар бадкуниш,
На дарвешро эч буд сарзаниш.
Ба ҳар неку бад ҳардувон якманиш,
Ба роз - андарун ҳардувон бадкуниш.

Як оҳуст хонро, ки нозеш пеш
Чу пеш оваридӣ, сад оҳуш беш.
Задан мардро чӯб бар тори хеш
Беҳ аз бозгаштан зи гуфтори хеш.
Ту симинбарӣ, ман чу заррин аёғ,
Ту тобон маҳӣ, ман чу сӯзон чароғ.
Ба бигмоз биншаст ба - мёни боғ,
Бихӯрду ба ёрони ӯ шуд нифоғ.
Чу бар рӯят аз пирӣ афтад начуғ,
Набинӣ дигар дар дили худ фурӯғ.
Ҳаме гуфт бо ӯ газофу дурӯғ,
Магар, к-андарорад сарашро ба юғ.
В-ар эдун ки пеши ту гӯям дурӯғ,
Дурӯғ андарорад сари ман ба юғ.
Бад-он гаҳ, ки гирад ҷаҳон гарду меғ,
Кулу пушти чавгон-т гардад ситеғ.
Кишоварзу оҳангару пойбоф
Чу бекор бошанд, саршон бикоф!
Нагӯям ман ин хоби шоҳ аз газоф,
Забон буд, накшоям аз баҳри лоф.
Бигӯяш, ки ман номае нағзи пок
Фароз оваридастам аз мағзи пок.
Чунин гуфт Ҳорун маро рӯзи марг:
Мафармой ҳеч одамиро маҷарг.
Ба оҳан нигаҳ кун, ки бибрид санг,
Нараст оҳан аз санги беозаранг.
Гавожа, ки ҳасташ саранҷом чанг,
Яке хӯи зишт аст, аз ӯ дор нанг.
Зи фарзанд бар ҷону тан-т озаранг,
Ту аз меҳри ӯ рӯзу шаб чун наҳанг.

Бар ин достон, к-аш бигуфт аз фаёл,
Абар сесаду сию се буд сол.
Дили ман пурозор аз он бадсигол,
Набуд дасти ман чира бар бадҳамол.
Магар мардумаш, к-аш бувад гармном,
Ба додан-ш бистонад аз ӯ ситом.
Аз он пас, ки бад кард, бигзоштам,
Бар ӯ - бар сипосе бинагзоштам.
Чӣ бояд-т кардан кунун бофдум,
Магар хона рӯбӣ чу рӯбаҳ ба дум.
Ман он гоҳ савганд анисон х(в)арам,
К-аз ин шаҳр ман рахт бартар барам.
Забоновараш гуфту ту низ ҳам
Чу хусрав макун рӯй бар мо дижам.
Чу динор бояд маро ё дирам,
Фароз оварам ман ба нӯки қалам.
Фажогин наям, солх(в)арда наям,
Абар ҷуфт бедодкарда наям.
Гумон буд, к-аш ганҷ бар астарон
Бувад беҳ чу бар пушти калтахарон.
Ҷаҳондидагонро ба нодидагон
Накарданд яксон писандидагон.
Такопӯи мардум ба суду зиён
Битову мадав ҳар суе тозиён.
Бар ӯ тоза шуд кинаи солиён,
Бикардандаш, аз ҳар чи кард ӯ шиён.
Ҳама бозбаста бад-ин осмон,
Ки барбурда бинӣ ба сони каён.
В-ар эдун ки пӯзиш пазирӣ зи ман
Вагар низ ранҷ ояд аз хештан,

Нашояд дарун нобисағда шудан,
Набояд, ки натвон-ш боз омадан.
Пас аз жожу хуҳловарӣ пеши ман
Ҳамат хуҳл посух диҳад пирзан.
Зи доно шунидам, ки паймоншикан
Зани ҷоф-ҷоф аст, осонфикан.
Суи рӯд бо корвоне гашин,
Таробе бад-ӯ андарун саҳмгин.
Буто, рӯзгоре барояд бар ин,
Кунам пеши ҳар кас туро офарин.
Чу бинад бад-ин - андарун жарфбин,
Чӣ кӯбӣ ту, эй файласуфи гузин?
Нигунбахт шуд ҳамчу тахташ нигун,
Або себ рангин ба об - андарун.
Сипоҳ андаку рою дониш фузун,
Беҳ аз лашкари гашни бераҳнамун.
Парад рӯҳаш аз дидани бурзи ӯ,
Кафад мағзаш аз ҳайбати гурзи ӯ.
Сазад, гар бурӣ бандаеро гулӯ,
Ки ояд худовандияш орзу.
Ба нашкарда буррид занро гулӯ,
Туфу бар чунин ношикебо, туфу!
Ту аз ман кунун достоне шунав,
Бад-ин достон пештар з-ин манав.
Ба кор овар он донише, к-ат хидев
Бидодасту мангар ба фармони дев.
Бародар бародар бувад, дӯст беҳ,
Чу душман бувад, берагу пӯст беҳ.
Касе, к-аз раҳи дӯст рӯ тофта,
Зи пайкори душман дилаш тофта.

Чу хуршед ояд ба бурҷи база,
Ҷаҳонро зи берун намонад маза.
Нишаста ба сад хашм бар хомае,
Гирифта дар ангушти худ хомае.
Касе, к-ӯ ба маҳшар бувад оварӣ,
Надорад ба кас кинаву доварӣ.
Ба сар барниҳода зи зар миғфаре,
Зи пӯлод карда ба бар бигтарӣ?
Бахилӣ макун ҷовидон як басе
Бад-ин орзу, ки манам, худ расӣ.
Маялфанҷ душман, ки душман яке
Фузун асту дӯст аз ҳазор, андаке.
Паричеҳра фарзанд дорад яке,
К-аз ӯ шӯхтар кам бувад андаке.
Мар ӯро хирад неву тимор не,
Ба шӯхиш андар ҷаҳон ёр не.
Шуд-омад-ш бинам суи заргарон,
Ҳамора сутӯҳанд аз ӯ дигарон.
Бихонд он гаҳе заргари дандро,
Зи ҳамсоягон мар тане чандро.
Ба кирдор некӣ ҳамекардаме,
В-аз алфағдаи худ ҳамех(в)ардаме.
Ситора надидам, бидидам замӣ,
Бад-он з-остар мондам аз хуррамӣ.
Ҳамекӯш, то ҷанг бозафканӣ,
Агарчанд донӣ касон бишканӣ.
Чу чора набинӣ зи овехтан,
Нигар, то натарсӣ зи хун рехтан.
Зи чизи касон даст кӯтаҳ кунӣ,
Дижогоҳро бар ҳуш огаҳ кунӣ.

Бадандеш душман бувад велҷӯй,
Ки то чун ситонад аз ӯ чизи ӯй.
Ҷавон то-ш пирӣ наёяд ба рӯй,
Ҷавонӣ биомурғ наздики ӯй.
Набояд, ки хусрав бувад ёвагӯй,
Ба душман диҳад ёвагӯй обрӯй.
Суи осмон кардаш он мард рӯй,
Бигуфт: Эй Худо, ин тани ман бишӯй.
Аз ин ажгаҳо пок кун мар маро,
Ҳама офарин з-офариниш туро.
Зи дидор хезад ҳазор орзуй,
Зи чашм аст, гӯянд ражди гулӯй.
Ба нопорсоӣ нигар, нағнавӣ,
Наёрам накӯ гуфт, агар нашнавӣ.
Никуҳиш расидӣ ба ҳар оҳуе,
Ситоиш будӣ бар ҳунар ҳар суе.



## АБӮТОҲИРИ ХУСРАВОНӢ

Абӯтоҳир Тайййиб ибни Муҳаммад Хусравонӣ яке аз шоирони маъруфи асри Х буд. Ризоқулихони Ҳидоят дар «Маҷмаъулфусаҳо» соли 342 ҳиҷрӣ (954 милодӣ)-ро таърихи вафоти Хусравонӣ ҳисоб кардааст, ки ба ҳақиқат наздик менамояд. Муаллифони сарчашмаҳо баъзе ашъори ин шоирро бо Хусравии Сарахсӣ - шоири охири асри Х омехта кардаанд. Сӯзании Самарқандӣ дар абёти зайли яке аз қасидаҳои худ аз Хусравонӣ чунин ёд кардааст:

Бечора Сӯзанӣ, ки ба савдои ғозие
Шуд ҳамчу Хусравонии хусронзада танаш.
Чун Хусравонӣ аз ғами ғозӣ наҳиф шуд,
З-он гуна Сӯзанӣ, ки надонӣ зи сӯзанаш.
Эй коҷ Хусравонӣ будӣ бад-ин замон,
То будӣ остони худованд масканаш.

Аз ашъори Хусравонӣ то замони мо дар ҳудуди 87 байт боқӣ мондааст, ки дар ин ҷо оварда мешавад.

Ин чи тарфанд аст, эй бут, ки ҳамегӯяд халқ,
Ки сақар бошад фарҷом туро мустақаро.



Ҳиммати тезу баланди ту бад-он ҷой расид,
Ки сарӣ гашт мар ӯро фалаки фируно.



Нафрин кунад ба ман, бардорам ба офарин,
Мурво кунам бад-ӯ бардорад ба мурғво.



Ҷаҳонпаноҳе, шоҳе, ки мисли ӯ набувад
Зи иқтирони нуҷуму зи имтизоҷи каёно.



Шукӯҳи тахти каён, ворисы мамолики Ҷам,
Ки тоҷу тахти каёнро шаҳаншаҳ асту киё.



Чунонки хома зи шангарф баркашад наққош,
Кунун шавад мижаи ман ба хуни дида хизоб.



Ҳаме ҳасад кунаму солу моҳ рашк барам
Ба марги Булмасалу марги Шокиру Ҷуллоб.



Ниҳода захр бари нӯшу хор ҳамбари гул,
Чунонки бошад челонаш аз бари уннob.



Ангушт бари рӯяш монанди тагарг аст,
Пӯлод бари гардани ӯ ҳамчун лод аст.



Вагар-ш об набудиву ҳоҷате будӣ,
Зи нӯки ҳар мижае об рондаме сад баст.



То боз кардам аз дил зангори озу тамъ,
Зӣ ҳар даре, ки рӯй ниҳам, дар фароз нест.
Ҷоҳ асту қадру манфаъа онро, ки тамъ нест,
Изз асту садру мартаба онро, ки оз нест.



Ба хоби ноз шаҳ бо турки навшод
Зи ҳиндуи ятоқӣ кай кунад ёд.



Бухл ҳамеша чунон таробад аз он рӯй,
К-об чунон аз сафоли нав битаробад.



Ту посбони салили паривашат мебош
Ба сони хур, ки нигаҳбони қурси хур бошад.



То чун баҳори Ганг шуд аз рӯи ӯ ҷаҳон,
Ду чашми Хусравонӣ чун рӯди Ганг шуд.



Аҷаб ояд маро зи мардуми пир,
Ки ҳаме ришро хизоб кунад.
Ба хизоб аз аҷал ҳаменараҳад,
Хештанро ҳаме азоб кунад.



Ду фаркан аст равон аз ду дида бар ду рухам,
Рухам зи рафтани фаркан ба ҷумлагӣ фарканд.



Бар сар яла ниҳода кулоҳу нишаста тунд,
Ин ҳавсала кирост, ки он сӯ нигаҳ кунад?



Шаби висоли ту чун бод бевисол бувад,
Ғами фироқи ту гӯӣ ҳазор сол бувад.
Шаби дарозу ғамони дарозу ҷанги дароз,
Дар ин се кор бигӯ, то маро чӣ ҳол бувад?
Басо шабо, ки фироқи туро надим шудам,
Умеди он ки магар бо туам висол бувад.
Хаёли ту ҳама шаб зӣ ман ояд, эй аҷабе,
Равони ман ҳама шаб ходими хаёл бувад.

Маро зи хол се бӯса ту ваъда карда будӣ,
Бипой, то бидиҳам пеш, к-ат вубол бувад.
Сиёҳчашмо, моҳо, ман ин надонистам,
Ки моҳи чордаро ғамза аз ғизол бувад.
Туро мутеъам, номардумӣ макун, санамо,
Зи хубрӯён номардумӣ муҳол бувад.
Магар ба номаи ишқ - андарун нахонда будӣ,
Ки хуни дилшудагон пеши ту ҳалол бувад.
Тамаъ ба ҷон кунию хира қилу қол кунӣ,
Чу ҷону дил ба ту дорам, чӣ қилу қол бувад?
Вафову мардумӣ имрӯз кун, ки дастрас аст,
Бувад, ки фардо ин ҳолро завол бувад.



Камон гурӯҳаи заррин шуда, муҳоқӣ моҳ,
Ситора яксара ғолукҳои симандуд.



Хоб дар чашм оварад гӯянд кӯку кӯкнор,
То фироқи рӯи ӯ доруи бехобӣ шавад.



Чаҳор гуна кас аз ман ба аҷз биншастанд,
К-аз он чаҳор ба ман заррае шифо нарасид.
Табибу зоҳиду ахтаршиносу афсунгар
Ба доруву ба дуову ба толиъу таъвиз.



Хасми уштурдили ту гар хар нест,
Аз чи рӯ афсараш шуда афсор?



На турфа, гар зи ишқи рӯи он бут
Бибандам бар миён камрои куффор.



Ҷонам ба лаб омад аз ғаму сор,
Мурдам зи ҷафову ҷаври бисёр.



Он гурди ялфиган, ки ба тиру синон гирифт
Андар ниҳолагаҳ бадали оҳувон ҳажир...



Бинӣ он наққошу он рухсори уй
Аз бари хав ҳамчу бар гардун қамар.



Зи боди гурзаш гардун ҳама пур аз ошӯб,
Зи таффи теғаш ҳомун ҳама пур аз ханҷир.



Миёни маърака аз куштагон нахезад дуд,
Зи таффи оташи шамшеру ханҷараш ханҷир.



Бигзарад солиён, ки барн-ояд
Рӯзе аз матбахаш ҳаме ханҷир.



Яқин, к-аз халқ ёбад меҳнати кӯс
Касе, к-ӯ гардаде гирди сипарлус.



Бидеҳ доди ман з-он лабонат, вагарна
Суи хоҷа хоҳам шуд аз ту ба гарзиш.



Сафар хуш аст касеро, ки бо мурод бувад,
Агар саросар кӯҳу паж ояд андар пеш.



Кунад аз хиссат ӯ ҳаме пинҳон
Ҳамчу маймун нахуд дар окапи хеш.



То кай ҳамедароиву гирдам ҳамедавӣ,
Ҳаққо, ки камтарию фажогинтарӣ зи пук.



Аз насими риёзи давлати ту
Бар рухи гул дури самин шуд башк.



Як рухи ту моҳу он дигар рух Зуҳра,
Зуҳра ба Ақраб нишаста, моҳ ба Харчанг.



Аз бод кишт бинӣ чун об мавҷ - мавҷ,
В-аз нуса абр бинӣ чун чазъ ранг-ранг.



Ҳама бо ҳезон ҳезу ҳама бо канҷон канҷ,
Ҳама бо дуздон дузду ҳама бо шангон шанг.



Яке бабри дажолуд аст дар ҷанг,
Ки дорад аз масофи шери нар нанг.



Фиғон з-он дирангат ба ҳангоми сулҳ,
Фиғон з-он шитобат ба ҳангоми ҷанг.
Дирангам ба роҳат ҳама з-он шитоб,
Шитобам ба мурдан ҳама з-он диранг.
Набудаст ишқи ту бе ҳаҷр ҳеч,
Ба якдигар - андар задастанд чанг.
Наҳангест ҳиҷрону дарёст ишқ,
Ба дарё бувад ҷовидона наҳанг.
Рухат дид натвонам аз оби чашм,
Сухан гуфт натвонам аз бас ғаранг.
Рухи туст хуршеду хуршед хок,
Лаби туст ёқуту ёқут санг.
На чун Хусравонӣ, на чун ту, буто,
Буту барҳаман дид Мушкӯю Ганг.



Азеро коргар н-омад хадангам,
Ки бар бозу камони Сом дорам.



Рухам ба гунаи хайрӣ шудаст з-андуҳу ғам,
Дил аз тафаккури бисёр хира гашту дижам.



Ҷаҳон бар шибҳи Довуд асту ман чун
Авриё гаштам
Ҷаҳоно, ёфтӣ комат, кунун з-ин беш махрешам.



Хуну сафро баски дар аъзои душман аз нифоқ
Ҷӯш зад, гардид сар то по гирифтори дилам.



Мусичаву қумрӣ чу муқриёнанд
Аз сарвбунон ҳар яке нубихон.



Чу гулбун аз гул оташ ниҳоду акс афканд,
Ба шохи ӯ - бар дурроҷ гашт востохон.



Чоҳи дамгиру биёбони самум,
Теғи оҳихта бари марди навон.



Ҳиммати ӯ бар фалак зи фалх бино кард,
Бар сари Кайвон фиканд бун паи айвон.



Дилат ҳамоно зангори маъсият дорад,
Ба оби тавбаи холис бишӯяш аз исён.



Ба хоса кунун, к-аз қибали рондани дарвеш
Бар бом шавад ҳар кас бо сангу фалохун.



Гаҳ ҳуллаи румӣ баставу гаҳе чинӣ,
Гаҳ кажин хафтону гаҳ заррин ҷавшан.



То чаман аз баҳор шодоб аст,
Бод шодоб шохи давлати ту!



Дилхаставу маҳруму пайхаставу гумроҳ,
Гирён ба сапедадаму нолон ба саҳаргоҳ.



. . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . .
То кай давам аз пӯяи ту раста ба раста?



Оҳ аз ғами он нигори бадмеҳр,
К-ореғ зи ман ба дил гирифта.



Ман монда ба хона - дар пайхаставу хаста,
Бемору ба темор нажанду ғамх(в)арда.



Чашмам ба вай афтод, барниҳодам
Дил бар гуҳари сурхи нобисуда.



Бодоми чашмаконат рахна шавад ба бӯса,
В-он сию ду гуҳарҳо ҳам бигсилад аз ора.



То рӯз падид ояду осоиш гирад
З-ин иллати макрӯҳу ситамкору жакора.



Кафи юз пур мағзи оҳубара,
Ҳама чанги шоҳин або кӯдара.



Зулфайнаки ӯ барниҳода дорад
Бар гардани Ҳорут зовлона.



Коргоҳи нутқро табъаш чу нассоҷӣ кунад,
Лафз зебад тору маънӣ пуду килке бафтарӣ.



Хира шудастӣ, на сокинию на ҷунбон,
Гӯй махлуқ андар аввали ҳолӣ.



Ҷавонӣ ба беҳудагӣ ёд дорам,
Дареғо ҷавонӣ, дареғо ҷавонӣ.



Эй сурхгул, ту буссади зарди зумуррадӣ,
В-эй лолаи шукуфта ақиқу хумоҳанӣ.



Чӣ гуна зулф, ки чун ӯ нахезад аз хайрӣ,
Чӣ гуна гӯй, ки чун ӯ наёяд аз мушкӯй.



Дар ин кор марди ҳушивор ҷӯй,
На данги дажогоҳи бисёргӯй.



Чи моя зоҳиду парҳезгору савмаъагӣ,
Ки наскхон шуда аз ишқашу иёрдагӯй.



## ХАББОЗИИ НИШОПУРӢ

Дар бораи Хаббозии Нишопурӣ Низомии Арӯзӣ дар китоби «Чаҳор мақола» ва Ризоқулихони Ҳидоят дар «Маҷмаъулфусаҳо» маълумот додаанд. Низомии Арӯзӣ ӯро шоири бузурги хонадони Сомониён медонад. Ҳидоят соли вафоти Хаббозиро 342 ҳиҷрӣ (953 – 954 милодӣ) зикр мекунад. Эҳтимолан ӯ яке аз ҳафт шоири бузурги Нишопур аст, ки Манучеҳрӣ дар қасидаи ба Унсурӣ бахшидааш ишора дорад. Ба ақидаи Саъид Нафисӣ ин Хаббозии Нишопурӣ ҳамон Хаббозии Қоинист. Дар китоби «Шарҳи аҳвол ва ашъори шоирони бедевон» ду байт ба номи Хаббозии Нишопурӣ омадааст.

Мебинӣ он ду зулф, ки бодаш ҳамебарад,
Гӯӣ, ки ошиқ аст, ки ҳечаш қарор нест.
Ё не ки дасти ҳоҷиби солори лашкар аст,
Аз дур менамояд, кӣ имрӯз бор нест.



## АБУЛАББОСИ РАБАНҶАНӢ

Абулаббос Фазл ибни Аббоси Рабанҷанӣ аз зумраи шоирони машҳури асри X мебошад. Манучеҳрӣ аз ӯ дар қатори шоирони бузурги мутааххири худ ёд мекунад. Фаррухӣ се байти шеъри Рабанҷаниро иқтибос карда, дар байти зерин ӯро «Шоире устод» хондааст:

Сахт хуб омад ин се байт маро,
Ки шунидам зи шоире устод.

Рабанҷанӣ дар марсияи Наср ибни Аҳмади Сомонӣ ва таҳнияти Нӯҳ қитъае дорад, ки соли 331 ҳиҷри (943 милодӣ) таълиф шудааст ва аз ин ҷо маълум мешавад, ки ӯ соли 943 ҳанӯз дар қайди ҳаёт будааст.

Аз ашъори Рабанҷанӣ 95 байт боқӣ мондааст, ки дар ин ҷо оварда мешавад:

Меҳтаро, бор Худоё, малики Бағдодо,
Садаи сию якум бар ту муборак бодо!



Сабӯҳу мазгит беҳмон гирифту диза фулон,
Ва мо чу говон гирд омада ба ғӯшодо.



Қисмати хубзе турову низ дар анбон туро,
Сарбун бинаду нораи каппон туро.



Рӯзам аз дардаш чун нимшаб аст,
Шабам аз ёдаш чун шовғаро.



Ҷон турунҷид аз ғами ҳиҷрон маро,
Аз насими васл кун дармон маро.



Моҳи қонун аст жожук натавонӣ бастан,
Ҳам аз ин кӯмак бар хушку ҳамебанд ӯро.



Нарм – нармак чу арӯсе, ки ғаранд омада буд,
Боз он сӯй барандаш, ки аз он сӯ боз о.



Эй мусалмонон, милова ки дорад, бозо,
Ба ҷуз он кас, ки бувад сифладилу ғаммозо.



Мунаҷҷимон омаданд Халлухиён
Або сутурлобҳо чу барҷосо.



Ки тангу озарм дораду марди бадсалаб аст,
Писар-ш боз фузул асту марди васвосо.



Аз фурӯғаш ба шаби торӣ шуд нақши нигин,
Зи сари кунгура бархонад марди калако.



Бигзин малико, бигзин малико,
Пок табъи ту ба сони малако.



Номаи васлат охирин-ш набуд,
Ба об тар кун, ба тоқ дар пашло.



Шодон маро ба чашм чунон омад,
Чун баттро тавораву каҳдоно.



Аз ҳар суе фароғ ба ҷони ту
Баста ях аст пеш чу сандоно.



Риш чун бугоно, сиблат чун сӯҳоно,
Сари биниш чу бӯронӣ бо тангоно.



Гар кунун боз туро барг ҳаме хушк шавад,
Бими он аст маро башк бихоҳад задано.



Ман яке зофа будам хушку ба Фарғона шудам,
Мӯрд гаштам тару шуд қомат чун норвано.



Гирам, ки туро акнун се хона камос аст,
Бинвис яке нома, ки чандат ҳама кос аст.



Яке мард вайро бибояд нахуст,
Ки гӯяд ниюшидаҳоро дуруст.



Ба ҷонам, ки озаш ҳамон низ ҳаст,
Зи ҳар сӯ биёрою бибсов даст.



Биялфағда бояд кунун, чора нест,
Биялфанҷаму чораи ман якест.



Акнун, ки ҳамёнат боз бояд дод,
Хотула кунию чанд гунаҳи зишт.



Кай хидматро шоям, то пеши ту оям
Бо ин сару ин риш чу поғундаи ҳаллоҷ.



Он рӯзи нахустин, ки малик ҷома бипӯшид,
Бар кунгураи кӯшк будам ҳамчу ғаливоҷ.



Подшоҳе гузашт покнажод,
Подшоҳе нишаст фаррухзод.
З-он гузашта ҳама ҷаҳон ғамгин,
В-аз нишаста ҳама ҷаҳон дилшод.
Бингар акнун ба чашми ақлу бигӯ,
Ҳар чи бар мо зи Эзад омад дод.



Гар чароғе зи пеши мо бардошт,
Боз шамъе ба ҷои ӯ бинҳод.
В-ар Зуҳал наҳси хеш пайдо кард,
Муштарӣ низ доди хеш бидод.



Дами саломат гирифта хомӯш,
Печида бар офият чу фарғанд.



Сим агар ғулба барад, сабр кун, эй дӯст,
Ғулба париду нишаст бар сари фалғанд.



Марди деҳқон рафту овардаш кананд,
Чун ҳаме меҳмон дари ман хост канд.



На дар вай одамиро роҳи рафтан,
На дар вай обҳоро ҷӯю фарканд.



Кори ман хуб кард бетинате,
Он ки бетамъ моликона кунад.
Содадил, кӯдако, матарс акнун,
Ба як осеб харфгона кунад.



Вагар-т ханда наёяд, яке кананд биёр,
Ва як-ду байтак аз ин шеъри ман бикан ба кананд.



Бо фарохист, валекин ба ситам танг зияд,
Ончунон шуд, ки чун ӯ ҳеч хатанбар набувад.



З-орзуи ҷимоъ чун болид,
Шери нар аз ниҳеби он колид.



Булҳасан рӯзи хеш бар ман дид,
Дари огаштаро рабуд калид.



Бар муҳиббон-ш аз он абр ҳаме борад дур (р),
Бар муъодиш хасак бораду шахкосаву хор.



Гуфто, ки яке мушк аст не мушки тибетӣ,
К-ин мушки хашув накбест аз хумми жавоғор.



Ту ки сардӣ кунӣ, эй хоҷа, ба... ни писарат,
Он ки болои расан дораду паҳнои навор.



Гар дангал омадаст писар то кай,
Барбандияш ба охури ҳар меҳтар.



Ҳеч надонам ба чӣ шуғл андарӣ,
Тарф ҳаме ғунча кунӣ бо шакар.



Чун хоча Абулаббос омад,
Корат ҳаме нек шуд саросар.



Жож ҳамехояму жожам шуда хушк,
Хор дорад ҳама чун нӯки бигоз.



Зиғбофонро бо вашшибофон наниҳанд,
Таблзанро нанишонанд бари руднавоз.



Чун ақаб бахшаде, газит бибахш,
Ҳам бидеҳ шеъри нав-тро фағёз.



Ҳаме бароям бо он кӣ барнаёяд халқ,
Ва барнаёям бо рӯзгори хурдагурез.



Ки худ нишонаму худ парварам, худ об диҳам,
Зи худ хишова кунамшон ба нӯки ду сарадос.



Ниҳода рӯй ба ҳазрат, чунонки рӯбаҳи пир
Ба тими вотгарон ояд аз дари тимос.



Зевари боғ омада тоҷи хурӯс
Рост чу гулгуна ба рӯи арӯс.



Ҷаҳон шуда фартут чу поғунда сару гис,
Кунун гашт сияҳмӯю арӯсе шуда ҷаммош.



Такаж нест гӯӣ дар ангури ӯ,
Ҳама шира дидем яксар разаш.



Пушки бузи мулукон мушк асту заъфарон,
Бибсов мушкашону мадеҳ заъфарони хеш.



Ба ҷои мушк набӯянд ҳеч кас саргин,
Ба ҷои боз надоранд ҳеч кас варкок.



Ман ба хона - дару он Исии аттор шумо,
Ҳар ду як ҷой нишинем чу ду мурғи курк.



Зи хонумону қаробат ба ғурбат афтодам,
Бимондам ин ҷо бе созу баргу ангиштол.



Зи дӯш нома расидам яке зи Хоҷа Насир,
Миёни нома ҳама тарфу ғурраву ғанҷол.



Бас панд пазируфтаму ин шеър бигуфтам,
Аз ман бадали хурмо бас бошад кунҷол.



Эй мир, шоиронат ҳама жожанд,
Ман жож не, валекин фарғастам.



Фаргӯйро бикушт дар он вақте,
К-аз сӯҳбаташ гуреғ ҳамеҷустам.



Натвонам ин далерӣ ман кардан,
Зеро ки хам нагирад болорам.



Эй мир, туро гандуми даштест басанда,
Бо нағнағаке чанд туро ман анбозам.



Бунҷишк чӣ гуна ларзад аз борон,
Чун ёд кунам туро, чунон ларзам.



Тарсам, ки рӯз бигзараду жож баррасад,
В-аз хона оби рофа наёрад маро ҳаким.



Башк омад бар шоху бар дарахт,
Густард ридоҳои тайласон.



Тухми меҳнат бипош дар гилашон,
Ханҷари кин сипӯз дар дилашон.



Рӯз ба оканда шудам, ёфтам
Охури чун потилаи сифлагон.



Ин салби ман бин дар моҳи дай,
Жанда чу ташлих дар кешон.



Булҳасан мардаки зишт асту ту бигзору бинеҳ,
Он нагирӣ, ки мар ӯро ду касонанд ба кадан.



Ду дастам ба сустӣ чу пуда пиёз,
Ду поям муъаттал, ду дида ғаран.



Маро сари соғараки мамлакат
Тоза шуд чу боғи навоҷиста.



Ӯ май хурад ба шодию коми дил,
Душман низор гаштаву фархаста.



Маъзур кун, эй шайх, ки густохӣ кардам,
Зеро ки ғарибам ману маҷрӯҳаму хашта.



Аз бомҳои ту хишт ботил шуд,
Пиндор, ки Холид омад бо хода.



Як зарра туро накарда ҳамвор
Наҷҷори замон зи муштранда.



Рафтам ба моҳи рӯза бозори Марсаманда,
То гӯспанд орам, фарбеҳ кунам ба ранда.



Ба панҷ мард яке шахш пӯстин бартон,
Ба панҷ кӯдак ниме гилем пӯшида.



Хоне ниҳода бар вай чун сими покманда,
Бо барракону ҳалқ ӯ шафтолуи кафида.



Оби ҷӯ бурд сӯи обхура,
Чун гусаст об, барнамонд хура.



Беморам аз ниҳеби шафати фареха,
Дарди камар бигрифт табёза.



Зиндагонит бод алф сана,
Чашми душман-т барканод кана.



Гуфтӣ, ба ду-се бод маро босара коред,
Ин босара боре на ҳаме зуд бикиштӣ.



Эй хоҷаи муаббир, хурсирати муфассир,
Хоҷа ду шаш ситонаду ду як диҳад ба хӯрде.
Балҳарб ёри ту буд аз Марв то Нишопур,
Савганд хӯр, ки дар раҳ балканди ӯ нахӯрдӣ?



Ҳар дувон ошиқони бемажаанд,
Ғоб гашта чу се шабаҳ хурдӣ.



Юзат гирифта дидаму дидам бозат,
Батту шафона гирифта бози шикорӣ.



Надонистӣ ту, эй харкабҷ умри локло монӣ,
Ки бо харсанг барн-ояд сари вазни сури тархонӣ.
Яке аз ҷой барҷастам чунон шери биёбонӣ,
Ваъиде барзадам чун шер бар рӯбоҳи дарғонӣ.



Ба ҷанг даъвӣ дорию сахт тафша занӣ,
Дуруст гӯӣ бар хорӣ хаставона танӣ.



Ваё фадайтука имрӯз ту ба давлати мир,
Тавонгарию бузургию марси Рабанҷанӣ.

## МАЪРУФИИ БАЛХӢ

Абӯабдуллоҳ Муҳаммад ибни Ҳасан Маъруфии Балхӣ аз ҷумлаи шоирони миёнаи асри X буда, мадҳи Абдулмалик ибни Нӯҳи Сомониро (343-350 ҳиҷрӣ – 955-962 милодӣ) мегуфт. Ин шоир ба ҳазлу ҳиҷогӯӣ майл доштааст. Аз ашъори Маъруфии Балхӣ дар шакли ғазалу қитъа ва абёти алоҳида дар ҳаҷми 55 байт боқӣ мондааст.

Аз нақшу аз нигор ҳама ҷӯю ҷӯйбор
Бастай ҳарир дораду вашии муаммадо.



Зи ту ёрастани ин кор дур аст,
На андак дур, бал бисёр дур аст.



Ҳоким омад яке ба ғайзу шибишт,
Ришаке кандаву палидаку зишт.



Зи по авранҷани он сарви навшод
Ба гил дармонда пои сарви озод.



Ин дили мискини ман асири ҳаво шуд,
Беши ҳазорон ҳазор гуна бало шуд.
Ҷодуваке банд карду ҳилат бар мо,
Бандаш бар мо бирафту ҳила раво шуд.
Ҳукми қазо буд в-ин қазо ба дилам бар,
Муҳкам аз он шуд, ки ёр ёри қазо шуд.
Ҳар чи бигӯям, зи ман нигар, ки нагирӣ,
Ақл ҷудо шуд зи ман, ки ёр ҷудо шуд.



Он рафтану омадан куҷо шуд,
Коре ба наво яке наво шуд.



Ёри ман кори ӯ бодирам шуд,
Чарх дар пеши пои ӯ хам шуд.



Бор Худо, саъб дилеро чӣ буд,
К-аз паси пирон сари девона шуд.



Хуни сапед борам бар ду рухони зардам,
Оре сапед бошад хуни дили мусаъъад.



Ин ранҷи ман ҳар оина як рӯз бар диҳад,
Эзид маро бад-он лаби ту - бар зафар диҳад.
Мир маро се бӯса диҳад, хуштар оядам,
Беҳтар аз он ки мирам сад бадра зар диҳад.
Гар як шабе бибинамаш андар канори хеш,
Хуштар аз он ки шоҳам мулки Хазар диҳад.



Овози ту хуштар ба ҳама рӯй,
Наздики ман, эй луъбати Фархор.
З-овози намози бомдодин
Дар гӯши ғамини марди бемор.



Ҳаме зи-орзуи ....р хоҷаро, ки хон
Ба ҷуз заванҷ набошад хӯриш ба хонаш - бар.



Кофири неъмат ба сони кофири дин аст,
Ҷаҳд куну саъй кун ба куштани кофир.



Истода миёни гармоба
Ҳамчу осуғда дар миёни танӯр.



Як рӯз ба гармоба ҳаме об фурӯ рехт,
Марде бизадаш лаҷ ба ғалат бар дари даҳлез.



Ба як пой лангу ба як даст шал,
Ба як чашм кӯру ба як чашм кож.



Ёд н-орӣ падаратро, ки мудом
Гаҳ палангмаш Чадию гаҳ ханҷак.



Чу каложа ҳама дузданду рабоянда чу ход,
Шум чун буму бадоғол чу Димна ҳама сол.



Ман шаст ба дарё фурӯ фигандам,
Моҳӣ бирамиду бибурд шастам.



Оям чун ках, ба гӯшае биншинам,
Хунат бихурам, агар туро бад бинам.



Дӯст бо қомати чун сарв ба ман - бар бигузашт,
Тоза гаштам чу гулу тоза шуд он меҳри қадим.
Май бар он соидаш аз сотгине соя фиганд,
Гуфт аз лола пашиз астӣ бар моҳии шим.
В-он ду зулфайн бари орази ӯ гӯӣ рост,
Бар гули хайрист аз ғолия сар то сар сим.
Гашт баргашта сияҳ ҷаъди ту айн андар айн,
Гашт пуртоб сияҳ зулфи ту ҷим андар ҷим.
Мардумон гӯянд, к-ин ишқ салим аст, оре
Ба забони арабӣ моргазида-ст салим.
Ман ҳаме хандам ҷое, ки ҳадиси ту кунанд,
В-андаруни дил дарде, ки Аллоҳу алим...
Ба як ангушт бипурсид маро, гуфто дӯст,
Ғолия дорад шӯрида ба мо сураи сим...
Бихалад дил, ки ман аз фурқати ту ёд кунам,
Чун ҷароҳат, ки бад-ӯ боз хурад гармситем.



Сияҳ чашми маъшуқу он абрувон
Бибурданд ҷону дилам ҳар дувон.



Он нигори парирухи зебон
Хубгуфтору меҳтари хубон.



Биёрост онро ба беҳпайкарон,
Мар инро ба тандисаи бекарон.



Паи фарҳихтани ин тунд савсан
Бар абрӯи ғазаб чине барафкан.



Эй он ки ошиқӣ, ба ғам - андар ғамӣ шуда,
Доман биё ба домани ман ғалчҷ барфикан.



Ҳама кибру лофӣ ба дасти тиҳӣ,
Ба нони касон зиндаӣ солу моҳ.
Бидидам ман он хонаи муҳташам,
На нах дидам он ҷову на пешгоҳ.
Яке зеғ дидам, фиганда дар ӯ
Намадпорае туркмоне сиёҳ.



Зи Ганҷа чун ба саодат ниҳод рӯй ба роҳ,
Фалак супурд бад-ӯ ганҷу мулку афсару гоҳ.



Дасти фоле, ки ҷуди ӯ карда,
Гард аз баҳру кон баровардa.



Азбаски давидам, пули ман чок шуда,
Андар сари душманони ман хок шуда.



Биёсту набувад халқро магар ба даҳон,
Туро ба к... бувад, эй к... ба сони дарвоза.



Зи боло фузун аст ришаш раше,
Танида дар ӯ хона сад девпой.



Ҳамеша кафшу пулашро кафида бинам ман,
Ба ҷои кафшу пулаш дил кафида боистӣ.



Нигар, зи санг чи моя беҳ аст гавҳари сурх,
Зи хаставона чи моя беҳ аст шуштарӣ.



Эй он ки мар адуро сабрию ҳанзалӣ,
В-эй он ки мар валиро шаҳдию шаккарӣ.
Он ҷо, ки пешбинӣ бояд, муваффақӣ,
В-он ҷо, ки пешдастӣ бояд, музаффарӣ.



Аз Рӯдакӣ шунидам – султони шоирон,
К-андар ҷаҳон ба кас магарав ҷуз ба фотимӣ.



Дар ҷаҳон дидаӣ аз ин чалабӣ
Кадае бар мисоли хартуме.



Эй турк, ба ҳурмати мусулмонӣ
Кам беш ба ваъдаҳо набихсонӣ.



## БАШШОРИ МАРҒАЗӢ

Аз аҳволи ин шоир маълумоте дар даст нест. Ризоқулихони Ҳидоят мегӯяд, ки ӯ ба забонҳои форсӣ ва арабӣ шеър мегуфт. Манучеҳрии Домғонӣ дар қасидаи ба мадҳи Унсурӣ сурудааш панҷ шоири бузурги Марвро ёд мекунад, ки эҳтимол яке аз онҳо ҳамин Башшор аст. Ба ақидаи Маликушшуаро Баҳор номи саҳеҳи ин шоир дар шакли маъмули он замон Башгар будааст.

Ягона шеъри бозмондаи ӯ қасидаи зебои хамрияест, ки аз 31 байт иборат мебошад:

Разро Худой аз қибали шодӣ офарид,
Шодию хуррамӣ ҳама аз раз шавад падид.
Аз ҷавҳари латофати маҳз офарид раз
Он, к-ӯ ҷаҳону халқи ҷаҳонро биёфарид.
Аз раз бувад таому ҳам аз раз бувад шароб,
Аз раз бувад-т нуқлу ҳам аз раз бувад набид.
Шодӣ фурухту хуррамӣ он кас, ки раз фурӯхт,
Шодӣ хариду хуррамӣ он кас, ки раз харид.
Ангури токи ӯ нигару васфи ӯ шунав,
Васфе тамом гуфт зи ман боядат шунид.
Он хӯша бин, фитода бар ӯ баргҳои сабз,
Ҳам диданаш хуҷаставу ҳам хӯрданаш лазиз.
Рӯзе шудам ба раз ба назора, ду чашми ман
Хира шуд аз аҷоиби алвон, ки бингарид.

Дидам сиёҳрӯй арӯсони сабзмӯй,
К-аз ғам дилам ба дидани эшон биёрамид.
Гуфтӣ, ки шоҳи Занг яке сабз чодаре
Бар духтарони хеш ба амдо бигустарид.
В-эшон муаллақ аз ҳар ҳолею ҳар яке
Овехта зи модар, пистон ҳамемазид.
Ман даст ҳар замон ба яке кардамею шод
Будам бад-он чи даст бад-эшон ҳамерасид.
Огаҳ набуд эч, ки деҳқон маро зи дур
Бо он бузургвор арӯсон ҳаме бидид.
Бо ман зи шарм ҳеч наёраст гуфт, лек
Аз баҳри ному нанг яке теғ баркашид.
В-он гардани латифи арӯсон ҳамегирифт,
Пайвандашон ба теғи буранда ҳамебурид.
З-он ҷомаҳои сабз ҷудо кардашон ба хашм,
Бар ҷойгоҳ куштанашон - бар бихобанид.
Зери лагад ба ҷумла ҳаме кушташон ба зӯр,
Чунон ки пӯст бар тани эшон ҳамедарид.
Ҳавзе зи хуни эшон пур шуд миёни раз,
Азбаски-шон зи тан ба лагадкӯб хун давид.
В-андар миёни санг ниҳон кард хунашон
Деҳқону лаб зи хашм ба дандон ҳамегазид.
В-он сангро зи санг яке мӯҳр барниҳод,
Шуд чанд гоҳ, собирию хомушӣ гузид.
То панҷ моҳ ёд накард эч гуна з-ӯй,
Аз рӯи зиракию хирад ҳамчунин сазид.
Чун навбаҳор боғ биёрост чун биҳишт
Аз савсани сапеду гули сурху шанбалид,
Андар миёни сабза ба дашту ба кӯҳсор
Мушкин бунафшаву сумону лола бардамид.

В-он зандбофи гунгшуда шуд чу Борбад
Дастонзанон зи сарв ба гул - бар ҳамепарид.
Деҳқон зи хона бӯи гулобу арақ шунид,
Баргашт гирди хона, зи ҳар сӯ ҳамечамид.
В-он сангро биёфт, куҷо мӯҳр карда буд,
Барканд мӯҳру дил ба бараш - бар ҳаметапид.
Барзад шуои Зӯҳраву бӯи гулоб аз ӯ,
Аз бӯи ӯ гули тарабу лаҳв бишкуфид.
Як ҷом аз ӯ ба чошнӣ аз бас аҷаб бихӯрд,
Шодӣ ҳамефузуд дилаш, к-он ҳамечашид.
Ёқути сурх гашт ҳаме санг пеши ӯ,
К-аз дасти ӯ ду қатра бар он санг барчакид.
Чунон аҷаб бидид, ба хусрав-ш ҳадя бурд,
Зеро сазои ин ба ҷуз аз хусраваш надид.
Хусрав калиди қуфли ғамаш ном кард аз он-к,
Ҷуз май надид қуфли ғаму ранҷро калид.
З-ин аст меҳри ман ба маи сурх-бар, к-аз ӯ
Шуд хуррамӣ падиду рухи ғам бипажмурид.



## МАЙСАРИИ ҲАКИМ

Майсарӣ донишманди тиб ҳисоб меёфта ва аз ҳунари эҷоди каломи мавзун низ бебаҳра набудааст. Далели завқи шоирӣ доштани Ҳаким Майсарӣ манзумаи тиббии ӯ бо номи «Донишнома» аст. Дар бораи соли таълифи ин асар худи муаллифи он чунин маълумот додааст:

Ман ин гуфторро анҷом додам,
Ва «Донишнома» аввал ном додам.
Ман инро гуфтам андар моҳи шаввол,
Ба шасту сесаду ҳафт омада сол...
Ман аз ду бисту се даргузаштам,
Ва девони ҷавонӣ дарнавиштам.

Аз ахбори фавкуззикри Майсарӣ маълум мегардад, ки ӯ ҳангоми таълифи «Донишнома» 46 - сола буда ва ин сана ба соли 370 ҳиҷрӣ (980-981 милодӣ) баробар меояд. Пас, Майсарии Ҳаким соли 324 ҳиҷрӣ (935-936 милодӣ) ба дунё омадааст. Дар бораи ҷузъиёти зиндагӣ ва таҳсилоти ӯ маълумоте дар даст нест.

«Донишнома»-и Майсарии Ҳаким аз 4481 байт иборат будааст ва намунаҳои зайл аз асари мазкур интихоб карда шудааст:

Сутуни ҳар чи аз дониш, чаҳор аст,
Ду з-он ҳамвора мардумро ба кор аст.
Нахустин з-ӯ ситора, к-аш бидонӣ,
Ҳама ойинҳои ӯ бихонӣ.

Бидонӣ сар ба сар рафтори ӯро,
Зи некию бадӣ кирдори ӯро.
Дигар дониш туро гӯям кадом аст,
Мар ӯро ҳандаса зӣ Рум ном аст.
Шумурдан, гар на паймудан-ш бунёд,
Ҷаҳон аз дониши ӯ ҳаст обод.
Чи чоҳ асту чи болои баланд аст,
Бурун орад ба паймудан, ки чанд аст.
Сеюм дониш, пизишкӣ, дониши тан,
Ки танро доштан беҳтар зи ҷавшан
Чаҳорум дониши дини худоӣ,
К-аз ӯ ёбад тан аз дӯзах раҳоӣ.
Ситора гар надонӣ, з-ӯ гузир аст,
Вагарчи дониши хубу ҳажир аст.
Ҷаҳон паймудан арчи судманд аст,
Ҳам он кас, к-аш надонад, бегазанд аст.
Пизишкирову динро гар надонӣ,
Зиён аст инҷаҳонӣ в-онҷаҳонӣ.
Яке танро зи беморӣ бисӯзад,
Дигар ҷонро ба дониш барфурӯзад.
Пизишкӣ донишаш танро паноҳ аст,
Ва дин, донистанаш ҷонро силоҳ аст.
Вагарчи дин зи ҳар дониш гузидаст,
Ки ҷонро растан аз бадҳо падид аст.
Ҳам ӯро аз пизишкӣ нест чора,
Набошад бо дурустӣ кас ҳамора.
Касе, к-аш дарду беморӣ газояд,
Ба сӯи дониши дин кам гарояд.
Ҳама сармояи ӯ тандурустӣ,
Зиён аз дарду беморию сустӣ.

Тане бояд дурусту росткирдор,
На бо решу на бо дарду на бемор.
Ки дини эзадӣ битвонад омӯхт,
Ба дониш ҷони худ битвонад афрӯхт.
Чу бар пайвастанаш - бар дил ниҳодам,
Фаровон ройҳо бар дил кушодам,
Ки чун гӯям-ш ман, то дер монад,
Ва ҳар кас дониши ӯро бидонад.
Бигӯям тозӣ, арна порсӣ нағз,
Зи ҳар дар ман бигӯям мояву мағз.
Ва пас гуфтам, замини мост Эрон,
Ки беш аз мардумонаш порсидон.
Вагар тозӣ кунам, некӯ набошад,
Ки ҳар касро аз ӯ нерӯ набошад.
Дарӣ гӯям-ш, то ҳар кас бидонад,
Ва ҳар кас бар забонаш - бар биронад.
Кунун пири хирадмандаш бихонад,
Ҳама роҳи пизишкӣ з-ӯ бидонад.
Зи рӯи дониш инро кор бандад,
Ҳаме хонад аз ӯ, ҳар чи-ш писандад.
Ва барно хонадаш мар хуррамиро,
К-аз ӯ шодон шавад ҷони ғамиро.
Чу аз пирӣ ба сӯи ӯ расад ранҷ,
Суи хеш аз пизишкӣ ёбад ӯ ганҷ.
Дигар ин номаро бо суди бисёр
Бимонад бар забон – бар рафта ҳамвор.
Суи пиру ҷавон – бар гуфта монад,
Ҳамеша бар зуфон – бар рафта монад.
Бад-он ин номаро кӯтоҳ кардам,
Ки ҳар касро суи ӯ роҳ кардам,

Ки гар бисёр будӣ, сер мондӣ,
Ки бар хондан-ш мардум дер мондӣ.
Чу аз пайвастанаш пардахта гаштам,
Ба дарҳои пизишкӣ баргузаштам.
Ман ин гуфторро анҷом додам,
Ва «Донишнома» аввал ном додам.
Ман инро гуфтам андар моҳи шаввол,
Ба шасту сесаду ҳафт омада сол.
Фаровон бо дилам андеша кардам,
Хирадмандию дониш пеша кардам.
Ки бигзинам шаҳе донову бедор,
Ки ҳаст ин хуб донишро харидор.
Набуд ин ҷуз сипаҳсолори Эрон,
К-аз ӯ обод шуд Эрони вайрон.
Бад-ӯ мар шоҳиёнро иззу ком аст,
Бибинӣ Носири давлат-ш ном аст.
Ба даҳ гуна фузунӣ бар шаҳон - бар,
Чун ӯ бояд нигаҳбон бар ҷаҳон - бар.
Нахустинаш хирад, к-ӯ ҳаст моя,
Дувум дониш, к-аз ӯ ёбанд поя.
Сеюм некӣ, чаҳорум чарбгӯӣ,
Ва панҷум дод, шашшум некхӯӣ.
Ва ҳафтум мардию ҳаштум саворӣ,
Нуҳум родӣ, даҳум ҳам бурдборӣ.
Аз ин ҳар як шудаст ӯ достоне,
Миёни родмардон чун нишоне.
Аз ин ҳар даҳ ҳунар пайдо кунам ман,
Якояк хуб пас бинмоямаш ман.
Хирадмандӣ ҳамеша ҷавшани ӯ,
Бад-ӯ дорад равони равшани ӯ.

Бад-ӯ дорад ҷаҳон рӯзу шабон рост,
На чун кори рама дорад шубон рост?
Бад-ӯ аз ношунуда гашта огоҳ,
Тавонад бурд сӯи н-омада роҳ.
Бад-ӯ нодидаро чун дида бинад,
Чунон чун пеши чашми дида бинад.
Фузун бояд хирад онро, ки фармон
Ки дарди меҳтареро з-ӯст фармон.
Сипаҳбадро хирад меҳтар сипоҳ аст,
Ва беҳтар ганҷу афзунтар паноҳ аст.
Агар мард аз хирад ёбад ҳаме гоҳ,
Шаҳи мо бар ҷаҳон шояд шаҳаншоҳ.
Накӯ гуфтаст Нӯширвон ба хониш,
Ки мардумро бувад арзиш ба дониш.
Алӣ низ ин ба тозӣ боз ронад,
Ки мардумро баҳо чандон ки донад.
Касе, к-ӯро баҳо беш асту арзиш,
Ба кори дониш афзун кард барзиш.
Баҳои мард агар бо дониш ояд,
Куҳи заррин баҳои шоҳ бояд.
*Қимати ҳар кас ба қадри илми ӯст,*
*Ҳамчунин гуфтаст Амирулмӯъминин.*[1]
Ҳама некӣ кунад, некӣ сиголад,
Зи некӣ бар пушаймонӣ кӣ нолад?
Зи бас некӣ, ки бар дил баргуморад,
Гуноҳ ояд-ш ҳар марде, ки дорад.
Шунудастам, ки гар некӣ ба Ҷайҳун
Биандозӣ, биёяд з-ӯ ба берун.
Ба некӣ ёбад ин ҳар ду ҷаҳон мард,
Касе дидӣ, ки бар некӣ зиён кард?

1. Ишора ба қавли Амирулмӯъминин Алӣ (а), ки мегӯяд: Қимату кулли имраин мо яъламу – Яъне: Қадри ҳар мард вобаста ба илми ӯст. Ба ин маъни Носири Хусрав гуфтааст.

Шаҳонро гар беҳ ояд некхоҳӣ,
Ҷаҳонро ӯст шоиста ба шоҳӣ.
Навозанда забони чарбгӯяш,
К-аз ӯ чун мум гашта сангу рӯяш.
Мар ӯро ҳар куҷо озодмард аст,
Ба гуфтори накӯ чун банда кардаст.
Сухан бурронтар аз шамшери тез аст,
Ки бо шамшери мардон ҳамситез аст.
Забони тез бо он пурсиши гарм
Дили озодмардонро кунад нарм.
Забони чарб бо гуфтори ширин
Зи дил озодагонро барканад кин.
Зи гуфтори накӯ душман наёяд,
В-аз ӯ бо дӯст наздикӣ фазояд.
Бар ин бар достон мӯбад накӯ гуфт,
Ки биншаст ӯ ба хон - бар бо каве зуфт.
Агар нонат набошад гандуминрӯй,
Сухан боре ба хон - бар гандумин гӯй.
Гар он к-ӯ чарб гӯяд, шоҳ зебад,
Кулоҳи шоҳи мо бар моҳ зебад.
Чи гуна пеша дорад некхӯӣ,
Або он некхӯӣ некгӯӣ.
Дилу гӯшаш бад-он кас дод хоҳад,
Ки наздики вай ояд, дод хоҳад.
Ҳама кирдори фармонаш ба дод аст,
Ту гӯӣ додро Яздон-ш додаст.
Зи шоҳи комрон бедод н-ояд,
Вагар бедодӣ ояд, з-ӯ нашояд.
Ҳамеша додро биншаста бошад,
Дараш бар мардумон нобаста бошад.

Сиришташ хӯи неку созгоре,
Або ёрон ҳамеша нек ёре.
Шаҳи моро ҳунарҳо бешумор аст,
Гараш пайдо кунӣ, бисёр кор аст.
Кунун ин номаро оғоз кардам,
Дари кори пизишкӣ боз кардам.
Нахустин боб дар таркиби мардум
Аз он ҳарч-он гузида, ёд кардам.
Худои ғайбдону комгоро
Зи нутор офаридаст ин нигоро.
Ба лутфаш кард суратро ба паргор,
Дар ӯ мавҷуд ҳар табъе ба миқдор.
Дар ӯ баста дувисту чиллу шаш лахт
Ба қудрат, устухон бар якдигар сахт.
Бар ӯ бар гӯшт бинӣ густарида,
Паю рагҳо бад-ӯ - андар танида.
Ва рагҳо сесаду шаст аст бе шак,
Хирадмандаш ҳама дониста як-як.
Ғизоро ҷисм з-ин рагҳо ситонад,
Ба нирӯи асаб рафтан тавонад.
Узомаш гӯштро бар ҷо бидорад,
Ҳама қувват ба якдигар супорад.
Ҷигар ҳамчун сипаҳсолор бошад,
Ғизоро меъда чун анбор бошад.
Дилаш мири тан асту маъдани ҷон,
Ва мағзаш чун вазири ақлбозон.
Сараш чун ходиме бошад ба хидмат,
Наёсояд ва тан з-ӯ дар саломат.
Сипурзаш чун яке зиндоние дон,
Ки ҷои танг бар вай гашта зиндон.

Набинӣ табъи вай з-ин чор берун,
Гуши зарду сиёҳу балғаму хун.
Ҳама хушкию гармӣ табъи ин зард,
Сияҳро табъ ҳам хушк асту ҳам сард.
Зи хун ҷуз таррию гармӣ наёяд,
Зи балғам тирраву сардӣ фазояд.
Якеро з-ин ҳама гар зиллат ояд,
Ба ҷисми мардум - андар иллат ояд.
Чунон к-ин табъ гардад бод боз ӯй,
Ҳамегардад, суи иллат ниҳад рӯй.
Ҷигар ҷои гуши зарда-ст ҷумла,
Аз ӯ орад ба меъда дард ҳамла.
Сипурзаш маскани табъи сиёҳ аст,
Ва дардашро ҳама бар калла роҳ аст.
Сараш ҳам ҷои балғам андар ин дил,
Фасодаш дар димоғу дар мафосил.
Ҳама султони хуни бохатарро
Ба рагҳо - дар мазаррат мар ҷигарро.
Ва қувват дар тани мардум чаҳор аст,
Ҳама дар ҷои худ - дар боқарор аст.
Якеро ҷозиба хонанд, он аст,
Таом аз вай ба меъда тозинон аст.
Дигарро мосика гуфтанд, моро
Ки бодорад ба меъда чизҳоро.
Сеюмро хозима хонанд, онро
Ки бигворид сангу устухонро.
Чаҳорум мабраза хонанд, азеро
Ки бигворад, бурун орад гадиро.
Ва табъи ҷозиба ҷумла зи сафро
Ва они мосика ҷумла зи савдо.

Ва табъи ҳозима нарм асту гарм аст,
Ва они мабраза сард асту нарм аст.
Зи заҳра ҷозиба нерӯ ситонад,
Ва ҷазби чизҳо ме з-ӯ тавонад.
Ва ниру мосикаро аз таҳол аст,
Ба нирӯи таҳолаш ин фаъол аст.
Ҷигар нирӯ диҳад зӣ ҳозима зуд,
Бад-он қувват таом аз меъда полуд.
Ва қувват мабразаро аз азал буд,
Асаб бо ин азал ҳар ду яке буд.
Бад-ин ашкол бошад рӯзгоро,
Падид аст андар ӯ табъи чаҳоро....

## ФИ-Л-МОИ-Н-НОЗИЛ ФИ-Л-АЙН (ДАР ИЛОҶИ ОБРАВӢ АЗ ЧАШМ):

Нишони оби чашм он аст, донаш,
Хаёл ояд ба пеши дидагонаш.
Магас бинад ба пеши чашм паррон,
Набояд обро з-ин беш бурҳон.
Чунин бошад зи меъда ҷуз ки онро
Зи ҳар ду чашм ёбӣ ин нишонро.
Гар аз меъда бувад, доим набошад,
Замоне беҳ, замоне ғам фазояд.
Чу бишносӣ, ки ин иллат зи меъда-ст,
Ва донистӣ ки он на об кардаст.
Ба як ҳафта ду бор аз ҳабби ёра
Бад-ӯ деҳ, гӯ махур аз ҳеч тарра.
Гар аз об аст, худ дар чашм бинӣ,
Ки чун наздик дар пешаш нишинӣ.
Чу дуде бар сиёҳӣ чашми вай - бар
Бибинӣ ҷуз зи об он нест дигар.
Ба ҳабби қоқиё дармон кун ӯро,
Шиёфе тез кун, сомон кун ӯро.
Шиёфи заҳра бошад нек аз он тез,
Замоне хӯрдан ӯро, гӯ бипарҳез...

## ФИ-Л-ЪИШО
## (ДАР ИЛОҶИ ШАБКӮРӢ)

Касе, к-ӯро ба шаб кӯрӣ фазояд,
Шабаш аз чашм бинои рабояд.
Мар он касро ҳаме шабкӯр хонанд,
Ба ҷуз шабкӯрӣ ин касро надонанд.
Мар ӯро хурданӣ аз ҳабби ёра
Бидеҳ, то дард з-ӯ гардад канора.
Ҷигар лахте аз они буз гузида
Нашояд, гар намак зӣ вай расида.
Бурун кун нек лахте, дор пилпил,
Ҷигар боре дигар бояд-т ҳосил.
Бар ӯ бардор пилпил барниҳуфта,
Ниҳода он гаҳе бар хишти пухта.
Пас он хишт он гаҳе боз ору бардор,
Ба оташ дар танӯри гарм биспор.
Ки бирён шуд, набояд буд ғофил,
Бурун ор аз миёнаш дори пилпил.
Бинеҳ, то дори пилпил сард гардад,
Бисой он гоҳ чун ӯ гард гардад.
Ҷигар лахте дигар б-оташ-ш бигзор,
Бимолу обаке равшан бурун ор.
Аз ин пилпил шиёфе кун бад-он об,
Илоҷи чашмро гӯ, зуд биштоб.
Вагар худ з-он шиёфи заҳра ёбӣ,
Дигар ин дардро з-ӯ барнатобӣ.
Гар аз ислоҳ дорад зуд беҳтар,
Нагардад, н-оварад ӯ ҳоли дигар.
Илоҷаш он гаҳе аз сӯи хун аст,
Нигар, то ҳол ӯро то-ш чун аст.
Гараш хун ғалба дорад, зуд кифол,
Бизан, то беҳ шавад-ш он бадшуда ҳол...

## ФИ-Л-ҲИФЗИ-АЙН ВА ҶАЛОЙИҲИ (ДАР НИГОҲ ДОШТАНИ РӮШНОИИ ЧАШМ):

Касе хоҳад, ки чашмаш дар дурустӣ
Бимонад доиму н-ояд-ш сустӣ,
Зи гарду дарду аз хуршеди тобон,
Бипарҳез оташу низ оби ҷӯшон.
Набояд об аз чашмаш чакидан,
На боди сард бар чашмаш вазидан.
Пиёзу сиру чирчиру сипандон,
Каранбу гандано орад-ш нуқсон.
Набояд хурд з-ӯ бисёр – бисёр,
Ки ояд з-ӯ ба чашм - андар-т озор.
Адас бо милҳу ҳулба низу хурмо
Набояд хӯрд хоса вақти сармо.
Ҷимоъи доимию маст хуфтан,
Набиди нонишаста низ ҷустан
Фасод орад ба чашму рӯшноӣ,
Пас он гаҳ худ фасодаш кай зудоӣ?
Аз ин к-ат ёд кардем, эҳтимо кун,
Ва низ он гаҳ ба доруҳо даво кун.
Нахустин он ки б-об - андар нишинӣ,
Ва чашмат баркушоӣ, об бинӣ.
К-аз он софӣ шавад ду чашми равшан,
Набояд дарди чашмат озмудан.
Вагарна тӯтиё бояд мураббо,
Ба марзанҷӯш чун нек аст зебо.
К-аз ӯ гаҳ-гоҳ зӣ чашмат намоӣ,
Ба обаш дидагонат мезудоӣ...

## ФИ-Л-ВАҶАЪИ-Л-УЗН
## (ДАР ИЛОҶИ ДАРДИ ГӮШ)

Касе к-аш гӯш доимдард бошад,
Чи донӣ, к-он чӣ иллаткард бошад.
Гараш сурх аст гӯшу дар ду рӯяш,
Ба ҷуз аз раг задан чора маҷӯяш.
Раги кифол дарсоат-ш бикшой,
Ва духни варду сирка бар сарандой.
В-аз ӯ қатре ду андар гӯшаш афкан,
Аз ин сирка ҳамегӯям ва равған.
Вагарна шири мардум гӯ дар ӯ дӯш,
Замоне сабр кун, то беҳ шавад гӯш...

## ФӢ ҲИФЗИ-С-САМЪ
## (ДАР НИГОҲ ДОШТАНИ ШУНАВОӢ)

Касе хоҳад, ки гӯшаш ушнаво шуд,
Ва иллатҳо зи гӯши вай ҷудо шуд,
Ҳамеша пок дор аз шух гӯшаш,
Зи офатҳои берунӣ бипӯшаш.
Бахоса боди сард аз гӯш бодор,
Ва дуҳни талхбодомаш баҷо дор.
Ба ҳар ҳафта яке ду қатра равған,
Аз ин равған ҳаме дар гӯшаш афкан.
Вагар душвор ёбӣ дуҳни бодом,
Илоҷи вай шиёфу сиркаи хом.
Шиёфи момшо дар сирка бигдоз,
Аз он катра ду андар гӯшаш андоз.
Зи тухма в-имтило парҳез бояд,
Вагар бар имтило хуспад, нашояд.
Зукому назла гӯ бишкан ба дору,
Ки гармӣ бештар гардад аз ин ду.
Гар ин тадбир дорад кас ба коро,
Зи дарди гӯш ёбад ӯ қароро.

## ФИ-Л-ВАҶАЪИ-С-СИНН
## (ДАР ИЛОҶИ ДАРДИ ДАНДОН)

Касе, к-ӯро бигирад дарди дандон,
Бинолад рӯзу шаб чун дардмандон.
Вагар бо дарди вай бинӣ варамро,
Ба аслаш - бар бурун овар ту дамро.
Раги кифоли вай гӯ зуд бикшой,
Вагарна чор раг бикшой бар ҷой.
Пас он гаҳ гӯ ҳиҷомат кун зи гардан,
Бибояд он гаҳе як қатра равған.
Гулобу сиркаву з-ин равғани вард
Ҳамеандой бар дандону бар дард.
Вагарна оқирқирқову кофур,
Дар ӯ гиру шавад дардаш ҳама дур.
Вагарна гӯ илоҷаш кун ба афюн,
Ба бешак дард орад пок берун.
Аз ӯ бигзор андар равғани вард,
Ба бинӣ барнеҳу барнеҳ-ш бар дард.
Гар аз балғам бувад ин дарди дандон,
Бад-ӯ бар худ падидор аст бурҳон.
Ба ҳабби қоқиёш ислоҳ фармой,
Аз ин тарёк гӯ зӣ дард бинмой...

## ФИ ҚАЛЪИ-Л-АСНОН
## (ДАР ИЛОҶИ КАНДАНИ ДАНДОН)

Касе хоҳад, ки он дандони хурда,
Ки дард ӯро ҳама сӯрох карда,
Зи бехаш барканад бе ранҷи бисёр,
На саъбе бошаду на ранҷу озор.
Кабечак бошаду қатрону пилпил
Ҳама яксон бибояд кард ҳосил.
Аз ин сӯрохи дандон пур биёган,
Биҷӯӣ гар яке борик сӯзан.
Вагарна оқирқирҳо биёвар,
Қушури шибраму зарнихи асфар.
Қушури нужу аз асли кабар низ
Раво дор, ар набошад ҷуз аз ин чиз.
Бибояд суд ин дар сиркаи хом,
Касе к-аз дарди дандон нест ором.
Ба рӯзе ду аз ин дору барандой,
Пас он гаҳ баркашаш бе дард аз ҷой.
Вагарна асли ҳалюн андар ӯ гир,
Бародар, ар бибандандаш ба занҷир.

## ФИ-Л-ҲИФЗИ-Л-АСНОНИ-Л-МУТАҲАРРИКА (ДАР НИГОҲ ДОШТАНИ ДАНДОНҲОИ ҶУНБАНДА)

Киро гардад зи дарди сахт дандон,
Чунон дандони хӯрда низ ҷунбон.
Бибояд варду сакку саъду гулнор,
Аз ин ҳар доруе ҷузве ба миқдор.
Зи ҷузве нимаи шабби ямонӣ
Бибояд суд зӣ дандон расонӣ.
Бимолӣ асли он дандони дардаш,
Ки ин дору тавонад сахт кардаш.
Вагарна афсу газмозак ва калканд
Табоширу шибу гулнор бипсанд.
Ҳама як-як бисою бар ҳамон рез,
Ба оби мурд з-ӯ ақрос омез.
Ба ҳар вақте ки дандон гашт ҷунбон,
Аз ӯ дар мол гӯ дар асли дандон.
Дигар гулбарг ҷӯӣ ё табошир,
Бисояш нарму андар дарди вай гир.
Набояд алк хоидан-ш бисёр,
К-аш он гаҳ беш гардад дарду озор...

## ФИ-С-СУЪОЛ (ДАР ИЛОҶИ СУРФА)

Хуфа, к-ӯ бо таби гарм андарояд,
Ва он касро басе зиштӣ намояд.
Илоҷи вай бунафша парварида,
Ба кашкоб - андарун некӯ гузида.
Таомаш боқило бояд муқашшар,
Ба дуҳни лавз, то гардад-ш беҳтар.
Ва ҳар рӯзе зи оби нори ширин,
Шакар бо ӯ табарзад нек бигзин.
Бигӯ, то як қадаҳ з-ӯ бомдодон
Биёшомад, шавад з-он дард осон.
Ба шаб муми сапеду равғани вард
Тало кун бар бару меъда ва бар дард.
Вагар беҳтар нагардад з-ин, ки гуфтем,
Нигар то ҳилаташро мо чӣ ҷустем...

## ИЛОҶИ ИСҲОЛИ ШИКАМ

Касе, к-ӯро табиат нарм бошад,
Ва он касро муҷасса гарм бошад.
Вар ӯро ба-шкам-андар дард бошад,
Барозу хилқати ӯ зард бошад.
Ҳамеша меъдаи ӯ буда сӯзон,
Ва ташна бошаду аз дард нолон.
Илоҷаш оби нор асту табошир,
Гули сурх андар ӯ ҳар рӯз шабгир.
Дигар вайро бигӯ ин соз тадбир,
Ки ҳар рӯзе хурад қурси табошир.
Ғизоро оби нору оби ғура,
Набояд хӯрдан ӯро ҳеч тарра.
Таоми вай ҳама суммок бояд,
Биринҷу шири пухта низ шояд.
Вагар дардаш набошад бар шикам - дар,
Насӯзад меъдаву на ҷои дигар,
Барозаш сурх бошад вай ҳамеша,
Худовандаш нагардад ҳеч ташна.
Гар оруғаш туруш ояд, яқин кард,
К-аш ин иллат яқин балғам чунин кард.
Таоми вай чаяндар бо сипандон,
Дигар моҳии тоза бошад-ш бирён.
Дигар аз кандару бояд гувориш,
Ки ҳар рӯзе кунад андак гузориш.
Нишони вай аз ин заъфи ҷигарро,
Маолику уруқи раҳгузарро.
Шароби пудина вайро биёмез,
Бигӯ ҷуз зин зи доруҳо бипарҳез.
Гар ӯро бар ҷигар афтод иллат,
Зи навъи дигараш фармой ҳилат.

Гар исҳолаш сапед, оруғ бошад,
На чарбу на сиёҳ оруғ бошад.
Ҳаби нори турушшу барги гулнор
Ва суммок андар ин дору раво дор.
Ва лахте карвиёву мағзи ҳарнуб
Дар ӯ кун, то шавад ин доруят хуб.
Аз ин ҳар рӯз б-оби нори ширин
Бибояд хӯрд, то беҳтар шавад з-ин.
Вагар-ш аз маклисо бо сафарҷал
Бибояд хӯрд ҳар рӯзе зи аввал.
Таомаш аз забибу ҳабби руммон,
Набошад беҳтар ӯро ҳеч дармон.
Гар исҳолаш бувад бо хуни бисёр,
Матарс аз хуни вай, дилро баҷо дор...

## ИЛОҶИ СӮХТАН АЗ ОТАШУ ОБУ РАВҒАН

Зи оташ гар касе ҷонаш бисӯзад,
Ки вайро ҳар замон дарде фурӯзад.
Вагар равған вагар аз оби ҷӯшон
Ба ҷое барчакад, то гашт сӯзон.
Бигӯ поре рагу тар кун ба мовард,
Ба оби барф - дар барнеҳ-ш бар дард.
Дигар донӣ, ки раг бояд кушодан,
Бад-ин бояд мар ӯро роҳ додан.
Гараш з-ин худ нагардад дард камтар,
Биёмӯзам туро доруи дигар.
Сапедахоя андар равғани вард
Бизан дар ҳам, ҳамеандой бар дард.
В-агар камтар нагардад з-ин ҳамон дард,
Илоҷ аз лавни дигар боядаш кард.
Адас бояд аз он поку муқашшар,
Зи испидоҷ бо авҳам баробар.
Ба сирка гӯ ба дардаш - бар тало кун,
Рагуе тар куну бар вай ридо кун.
Вагарна мозугу б-оташ бисӯзон,
Бикӯбаш нарму б-абрешим бибезон.
Аз он бар сӯхта - бар мепарокан,
Набояд ҳеч андудан ба равған.
Вагар ин сӯхта чун реш гардад,
Ва дардаш ҳар замоне беш гардад.
Зи испидоҷу муму равғани вард
Ва лахте низ дору андар ӯ кард.
Ба ҳам бигдозу пас дар ҳоване рез,
Сапедахоя лахте з-ӯ биёмез.

Бикӯбаш, то шавад бар сони марҳам,
Бар ӯ андой, то дардаш шавад кам.
Вагар беҳтар нагардад, гӯ зи оҳак
Яке марҳам сириш берайбу бешак.
Бибояд шуст оҳакро ба ҳафт об,
Ба дуҳни вард бигдоз он баиштоб.
Ҳамеша з-ӯ ба дардаш ме барандой,
К-аз ӯ беҳтар шавад он сӯхта ҷой.

## ТАДБИРИ ГАРМОВА

Ба гармова - дарун донӣ шудан ту,
Ва он ҷо - дар ҳаме донӣ будан ту.
Биёмӯзу бигӯ мар мардумонро,
Насиҳатрову на суду зиёнро.
Касе, к-ӯ лоғар асту гар низор аст,
Вагар ӯ бода хӯрду бохумор аст.
Чу хоҳад назди гармова биёяд,
Ба тан - дар ранҷу на иллат физояд.
Ва равшан чашм гардад табъи ӯ нарм,
Паю рагҳои сарди ӯ шавад гарм.
Яке гармоваи на гарму на сард
Бибояд ҷусту зуд оҳанги ӯ кард.
Набояд к-аш бурун ояд хух аз тан,
На бисёре ба гармова нишастан.
Ва оби гарм гӯ бар тан ҳамерез,
В-аз ӯ таррӣ ба ҷисм - андар биянгез.
Пас он гаҳ оби сардаш суд дорад,
Ки як раҳ бар тани худ баргузорад.
Ба равған он гаҳе ту тан бияндой,
Бишӯю он гаҳе з-он ҷо бурун ой.
Ҳар он кас к-ӯ зи сафро барх дорад,
Даҳан гӯӣ ҳамеша талх дорад.
Мар ӯро гар ба гармова ҳаво буд,
Чунин к-аш васф кардам ман, раво буд.
Вагар фарбеҳ касеро бо рутубат
Ба гармова шудан бошад-ш рағбат,
Чунон беҳ, к-ӯ шавад дар хонаи гарм,
Нишинад, то шавад рагҳои ӯ нарм.

Равад бисёр хай з-ӯ, то-ш балғам
Шикаста дораду лахте шавад кам.
Пас он гаҳ бӯраву ушнон бичӯяд,
Чунон беҳ, к-ӯ бад-он сарро бишӯяд.
Дақиқӣ боқило дар тан-ш молад,
Ба гармова шудан чунин сиголад.
Зи оби гарм бар тан баргуморад,
Зи оби сард танро дур дорад.
Пас он гаҳ хештанро гӯ ба равған
Зи сар то пой дар молиш ҳама тан.
Зи гармова шавад тарӣ зи тан кам,
Ва кам гардад зи меъда низ балғам.
Ва тан з-ӯ тар бигардад, хоб орад,
Ва чизе, к-ӯ хурад, некаш гуворад.
Ва гармова биёрад мондагиро,
Бияндӯзад ба тан - бар зиндагиро.
Ва меъда з-ӯ ситонад низ нерӯ,
Ва тан гардад латифу нарму некӯ.
Ҳунар гуфта шудаш, то айб ҷӯям,
Ва лахте ман зи айби ӯ бигӯям.

## МАЗАРРАТИ ҲАММОМ

Ба гармова - дарун бисёр будан
Мухатра бошад аз бемор будан.
Дилаш з-ӯ гарм гардад, саръаш орад,
Ба меъда - дар-ш сафро дардаш орад.
Касе гар решу гар омос бошад,
Ва табро низ зӣ ӯ роҳ бошад.
Бад ояд-ш ӯ ба гармова шудан сахт,
Нагардад гирди ӯ, илло ки бадбахт.
На тан холӣ, на бар пуррӣ бишояд,
Ки он кас сӯи гармова гарояд.
Гар оӣ ту зи гармова ба берун,
Бихӯр чизе, ки он биншонадат хун.
Сикӣ парвардаат бояд ба шаккар,
Биёру зуд лахте з-ӯ ҳамех(в)ар.

## ИЛОҶИ ГАЗИДАНИ ЗАНБӮР

Касе, к-ӯро газад ногоҳ занбӯр,
Тало кун гӯ бад-ӯ моварду кофур.
Вагарна сиркагил он ҷо барандой,
Вагарна сиркаву талхаб-ш фармой.
Рагу боре ба сирка тар ҳамедор,
Рагуро ҳар замоне дард бигзор.
Вагар беҳтар нагардад тарф, бояд
К-аз ӯ шофи кунад, нек шояд.
Ки барги бозаруҷ он ҷо бимолад,
Зи дарди неши занбӯр ӯ нанолад.
Вагар лахте хӯрад аз хушк гашниз,
Наёбад дард ҳеч аз захми ӯ низ.
Хиёру ғӯраву кашнию қайгу
Ҳама занбӯрро нек аст дору.
Гар оби нор бо барзи катуно
Хурад, ёбад аз он роҳат ҳамоно.
Вагар молад бад-ӯ - бар барги янбуб,
Вагарна лахтаке аз барги харнуб
Шавад беҳтар, раҳад аз дарди занбӯр,
Ба кораш н-ояд он гаҳ ҳеч кофур.

## ИЛОҶИ ГАЗИДАНИ САГ

Касе, к-ӯро саге ҷое бихояд,
В-аз он дандон ба ҳам хунаш биёяд.
Пиёзу ангубину милҳ бояд,
К-аз ӯ марҳам кунӣ худ нек шояд.
Шабонрӯзӣ аз ин марҳам бар ӯ неҳ,
Пас он гаҳ марҳаме бояд аз он беҳ.
Зи пиҳу муму зафту бирзад хоҳ,
Сияҳдору кун, ар ҳастӣ ту огоҳ.
Бар ӯ неҳ, з-он бирастӣ аз ҷароҳат,
Бад-ин дору биёбӣ зуд роҳат.
Агар шеру палангу юзу рӯбоҳ
Газад дандон касеро зишт ногоҳ.
Агар мардум газад мар якдигарро,
Бар эшон деҳ аз ин дору хабарро.
Аз ин марҳам, ки гуфтам, гӯ бар ӯ неҳ,
Ҷароҳатро набошад ҳеч з-ин беҳ.
Вагар хоҳӣ, ки он решаш бишӯӣ,
Чунон беҳтар, ки милҳу сирка ҷӯӣ.
Ҷароҳатро бад-он шӯӣ ту беҳтар,
Чунон к-аш мебишӯӣ б-оби дигар.
Саге гар гурсина-стаст, заҳр беш аст,
Ҳамеша бар газида дарду реш аст...



## ДАҚИҚӢ

Абӯмансур Муҳаммад ибни Аҳмад Дақиқӣ (ваф. 978 милодӣ) дуюмин шоирест, ки ба назми «Шоҳнома» шурӯъ кард, вале бемаҳал кушта шуд ва кори пешгирифтааш нотамом монд. Ӯ дар дарбори амирони Чағониён ва Сомониён хидмат кардааст. Пеш аз Дақиқӣ Масъуди Марвазӣ манзумаи хурде аз қиссаҳои «Шоҳнома» таълиф карда буд. Дақиқӣ нияти таълифи китоби бузургеро дар пеши худ гузошта буд. Ҳазор байти эҷодкардаи Дақиқиро дар бораи Гуштосп Фирдавсӣ дар «Шоҳнома»-и худ ҷой додааст, ки ба ин восита онҳо то замони мо боқӣ мондаанд.

Дақиқӣ дар қасида ва ғазал низ устод буд ва аз ин навъи ашъори ӯ ҳам намунаҳо боқӣ мондааст, ки дар ин ҷо оварда мешавад.

### ГУШТОСПНОМА

**Ба Балх рафтани Лӯҳросп ва бар тахт нишастани Гуштосп**

Чу Гуштоспро дод Лӯҳросп тахт,
Фуруд омад аз тахту барбаст рахт.
Ба Балхи гузин шуд бад-он навбаҳор,
Ки яздонпарастон бад-он рӯзгор
Мар он хонаро доштандӣ чунон,
Ки мар Каъбаро тозиён ин замон.
Бад-он хона шуд шоҳи яздонпараст,
Фуруд омад он ҷову ҳайкал бибаст.

Бибаст он дари б-офарин хонаро,
Наҳишт андар он хона бегонаро.
Бипӯшид ҷомай парастиш палос,
Худоро бар ин гуна бояд сипос.
Бияфканд ёра, фурӯ ҳишт мӯй,
Суи довари додгар кард рӯй.
Ҳамебуд сӣ сол пешаш ба пой,
Бад-ин сон парастид бояд Худой.
Ниёиш ҳамекард хуршедро,
Чунон чун ки буд роҳ Ҷамшедро.
Чу Гуштосп бар шуд ба тахти падар,
Ки фарри падар дошту бахти падар.
Ба сар барниҳод он падардода тоҷ,
Ки зебанда бошад ба озода тоҷ.
Манам – гуфт – яздонпарастанда шоҳ,
Маро Эзади пок дод ин кулоҳ.
Бад-он дод моро кулоҳи бузург,
Ки берун кунем аз рамай меш гург.
Суи роҳи Яздон биёзем чанг,
Бар озода гетӣ надорем танг.
Чу оини шоҳон ба ҷой оварем,
Бадонро ба дини Худой оварем.
Яке дод густард, к-аз доди ӯй
Або гург меш об хӯрдӣ ба ҷӯй.
Пас аз духтари номвар Қайсаро,
Ки Ноҳид буд номи он духтаро.
Катоюн-ш хондӣ гаронмоя шоҳ,
Ду фарзандаш омад, чу тобанда моҳ.
Яке номвар фаррух Исфандёр,
Шаҳи корзоре набарда савор.

Пашутан дигар гурди шамшерзан,
Шаҳи номбардори лашкаршикан.
Чу гетӣ бар он шоҳи нав рост шуд,
Фаридуни дигар ҳаме хост шуд.
Гузинаш бидоданд шоҳон ҳама,
Ба пешаш дили некхоҳон ҳама.
Магар шоҳ Арҷоспи Тӯронхудой,
Ки девон будандӣ ба пешаш ба пой.
Гузинаш напазруфту нашнид панд,
Агар панд нашнид аз ӯ, дид банд.
Аз ӯ бистадӣ низ ҳар сол бож,
Чаро дод бояд ба ҳомол бож?!

## ПАЙДО ШУДАНИ ЗАРДУШТ ВА ПАЗИРУФТАНИ ГУШТОСП ДИНИ Ӯ

Чу якчанд гоҳе баромад бар ин,
Дарахте падид омад андар замин.
Аз айвони Гуштосп то пеши кох
Дарахте гашанбеху бисёршох.
Ҳама барги ӯ панду бораш хирад,
Касе, к-аз чун ӯ бар хурад, кай мурад.
Хуҷастапаю номи ӯ Зардуҳушт,
Ки Оҳармани бадкунишро бикушт.
Ба шоҳи ҷаҳон гуфт: Пайғамбарам,
Туро сӯи Яздон ҳаме раҳбарам.
Яке миҷмар оташ биёвард боз,
Бигуфт: Аз биҳишт оваридам фароз.
Ҷаҳонофарин гуфт: Бипзир дин,
Нигаҳ кун дар ин осмону замин.
Ки бе хоку обаш баровардаам,
Нигаҳ кун бад-ӯ, то-ш чун кардаам.
Нигар, то тавонад чунин кард кас,
Магар ман ки ҳастам, ҷаҳондору бас.
Гар эдун, ки донӣ ки ман кардам ин,
Маро хонд бояд ҷаҳонофарин.
Зи гӯянда бипзир беҳ дини ӯй,
Биёмӯз аз ӯ роҳу оини ӯй.
Нигар, то чӣ гӯяд, бар он кор кун,
Хирад баргузин, ин ҷаҳон хор кун.
Биёмӯз оину дини беҳӣ,
Ки бе дин на хуб аст шоҳаншаҳӣ.
Чу бишнид аз ӯ шоҳи меҳ дини беҳ,
Бипазруфт аз ӯ дину оини беҳ.

Набурда бародар-ш фаррух Зарир,
Кучо жандапил оваридӣ ба зер.
Падар-ш он шаҳи пиргашта ба Балх,
Ки гетӣ ба дил-ш андарун буд талх.
Сарони бузург аз ҳама кишварон,
Пизишкони донову кундоварон
Ҳама сӯи шоҳи замин омаданд,
Биҳиштанд кажжӣ, ба дин омаданд.
Падид омад он фарраи эзадӣ,
Бирафт аз дили бадсиголон бадӣ.
Раҳи бутпарастӣ пароганда шуд,
Ба яздонпарастӣ - бар оганда шуд.
Пур аз нури мину бишуд дахмаҳо,
В-аз олудагӣ пок шуд тухмаҳо.
Пас озода Гуштосп бар шуд ба гоҳ,
Фиристод ҳар сӯи кишвар сипоҳ.
Пароганд гирди ҷаҳон мӯбадон,
Ниҳод аз бари озарон гунбадон.
Нахуст озари Меҳрбарзин ниҳод,
Ба кишвар нигар, то чи оин ниҳод.
Яке сарви озодаро Зардуҳишт
Ба пеши дари озар - андар бикишт.
Набишташ бар он зодсарви саҳӣ,
Ки пазруфт Гуштосп дини беҳӣ.
Гуво кард мар сарви озодро,
Чунин густоронд хирад мар додро.
Чу чанде баромад бар ин солиён,
Сари сарв бигзашт аз осмон.
Чунон гашт озодсарви баланд,
Ки бар гирди ӯ - бар нагаштӣ каманд.

Чу боло бароварду бисёр шох,
Бикард аз бари ӯ яке хуб кох.
Чиҳил раш ба болову паҳно чиҳил,
Накард аз буна андар ӯ обу гил.
Чу айвон баровардаш аз зарри пок,
Заминаш ҳаме симу анбар-ш хок.
Бар ӯ барнигорид Ҷамшедро,
Парастандаи моҳу хуршедро.
Фаридун нигорид бо говсор
Бар он ҷо нигорандаи хубкор.
Ҳама меҳтаронро бар он ҷо нигошт,
Нигар, то чунон комгорӣ кӣ дошт?
Чу неку шуд он номвар коху дар,
Бар айвонҳо - дар нишонда гуҳар.
Ба гирдаш яке бора кард оҳанин,
Нишаст андар ӯ кард шоҳи замин.
Фиристод ҳар сӯи кишвар паём,
Ки чун сарви Кишмар ба гетӣ кадом.
Зи мину фиристод зӣ ман Худой,
Маро гуфт аз эдар ба мину гарой.
Кунун ҷумла ин панди ман бишнавед,
Пиёда суи сарви Кишмар равед.
Бигиред яксар суи Зардуҳушт,
Ба сӯи бути Чин бароред пушт.
Ба бурзу фари шоҳи эрониён
Бибандед куштӣ ҳама бар миён.
Ба оини пешинагон мангаред,
Бад-ин сояи сарвбун биғнавед.
Суи гунбади озар оред рӯй
Ба фармони пайғамбари ростгӯй.

Пароганд гуфтораш андар ҷаҳон,
Суи номдорону сӯи меҳон.
Ҳама тоҷдорон ба фармони ӯй
Суи сарви Кишмар ниҳоданд рӯй.
Парастишкада гашт аз эшон биҳишт,
Бибаст андар ӯ деврo Зардуҳишт.
Биҳиштеш хон, ар надонӣ ҳаме,
Чаро сарви Кишмар-ш хонӣ ҳаме?
Чаро к-аш нахонӣ ниҳоли биҳишт,
Ки чун сарви Кишмар ба гетӣ кӣ кишт?

## НАПАЗИРУФТАНИ ГУШТОСП БОЖИ ЭРОН БА АРҶОСПРО

Чу чанде баромад бар ин рӯзгор,
Хуҷаста шуд он ахтари шаҳрёр.
Ба шоҳи ҷаҳон гуфт Зардушти пир,
Ки дар дини мо ин набошад ҳужир.
Ки ту бож бидҳӣ ба солори Чин,
На андархури дини мо бошад ин.
Набошам бар ин низ ҳамдостон,
Ки шоҳони мо аз гаҳи бостон.
Ба туркон надодаст кас божу сов,
Ба Эрон набудшон ҳама тӯшу тов.
Бипазруфт Гуштосп, гуфто, ки низ
Нафармоямаш додан аз бож чиз.
Пас огоҳ шуд наррадеве аз ин,
Ҳам андар замон шуд бари шоҳи Чин.
Бад-ӯ гуфт, к-эй шаҳрёри ҷаҳон,
Ҷаҳондори яксар кеҳону меҳон.
Ба ҷой овариданд паймони ту,
Натобид сар кас зи фармони ту.
Магар пури Лӯҳросп Гуштоспшоҳ,
Ки орад ҳаме сӯи туркон сипоҳ.
Або ин ҳама дини дигар ниҳод,
Раҳи бутпарастӣ зи пас барниҳод.
Бикард ошкоро ҳама душманӣ,
Або тӯша чун кард оҳарманӣ.
Маро сад ҳазорон савор аст беш,
Ҳама гар бихоҳӣ, биёрам-т пеш.
Бад-он то шавӣ аз паси кори ӯй,
Нигар, то натарсӣ зи пайкори ӯй.

Чу Арҷосп бишнид гуфтори дев,
Фуруд омад аз гоҳи турконхидев.
Аз андӯҳи ӯ сусту бемор шуд,
Зи шоҳи ҷаҳон пур зи тимор шуд.
Пас, он гаҳ ҳама мӯбадонро бихонд,
Шунида сухан пеши эшон биронд.
Бидонед гуфто, к-аз Эронзамин
Бишуд фарраи Эзаду пок дин.
Яке мард пеш омадаш сар-сарӣ
Дар Эрон ба даъвии пайғамбарӣ.
Ҳамегӯяд аз осмон омадам,
Зи назди Худои ҷаҳон омадам.
Худовандро дидам андар биҳишт,
Мар ин «Занд»-и «Васто» ҳама ӯ навишт.
Ба дӯзах - дарун дидам Оҳармано,
Наёрастамаш гашт пероманo.
Пас он гаҳ Худовандам аз баҳри дин
Фиристод наздики шоҳи замин.
Сари номдорони эронсипоҳ
Гаронмоя фарзанди Луҳроспшоҳ,
Ки Гуштосп хонандаш эрониён,
Ба зуннор бастаст акнун миён.
Падар в-он ки буд аз далерони ӯй,
Чу Шамвон, ки буд аз дабирони ӯй.
Бародар-ш низ он савори далер,
Сипаҳдори Эрон, ки номаш Зарир.
Ҳама пеши ӯ динпажӯҳ омаданд,
В-аз он пири ҷоду сутӯҳ омаданд.
Гирифтанд аз ӯ сар ба сар дини ӯй,
Ҷаҳон пур шуд аз роҳу оини ӯй.

Нишаст андар Эрон ба пайғамбарӣ,
Ба коре чунон ёфт ӯ сар - сарӣ.
Яке сарв фармуд киштан ба даст,
В-аз он дини ӯ рои пешин бибаст.
Яке миҷмар оташ яке номаро
Намуда мар он шоҳи худкомаро.
Бигуфта, ки ин «Занд»-у «Асто» бувад,
Бад-он оташ оини насто бувад.
Яке нома бояд навиштан кунун,
Суи он зада сар зи фармон бурун.
Бибояд-ш додан басе хоста,
Ки некӯ бувад дода нохоста.
Мар ӯро бигуфтан, к-аз ин роҳи зишт
Бигарду битарс аз Худои биҳишт.
Мар он пири нопокро дур кун,
Бар оини мо - бар яке сур кун.
Гар эдун ки бипзирад ӯ панди мо,
Насояд ҳаме пои ӯ банди мо.
В-ар эдун ки напзирад аз мо сухан,
Кунад тоза оини кини куҳан.
Сипоҳи пароканда боз оварем,
Яке хуб лашкар фароз оварем.
Ба Эрон шавем аз паи кори ӯй,
Намонем дар кишвар осори ӯй.
Биронем аз пешу хораш кунем,
Бибандему зинда бар дораш кунем.

## НОМА НАВИШТАНИ АРҶОСП ГУШТОСПРО

Бар ин истоданд гурдони Чин
Ду тан низ карданд аз эшон гузин.
Яке номи ӯ Бедирафши бузург,
Гаве пири ҷоду, ситеҳанда гург.
Дигар ҷодуе, номи ӯ Номхост,
Ки ҳаргиз дилаш ҷуз табоҳӣ нахост.
Яке нома бинвишт хубу ҳужир
Суи номвар хусрави динпазир.
Нахустин ба номи Худои ҷаҳон,
Шиносандаи ошкору ниҳон.
Набиштам ман ин номаи шоҳвор,
Чунон чун бувад дархури шаҳрёр.
Суи гурд Гуштосп - шоҳи замин,
Сазовори гоҳ он кайи б-офарин.
Гузину меҳин пури Лӯҳроспшоҳ,
Худованди Кайҳон, нигаҳдори гоҳ.
Аз Арҷосп - солори гурдони Чин,
Савори ҷаҳонгиру гурди гузин.
Набишт андар он номаи хусравӣ
Яке офарин бар хати паҳлавӣ,
Ки эй номвар шаҳрёри ҷаҳон,
Фурӯзандаи тоҷи шоҳаншаҳон.
Сарат сабз боду тану ҷон дуруст,
Мабодат каёнӣ камаргоҳ суст.
Шунидам, ки роҳе гирифтӣ табоҳ,
Ба худ рӯзи равшан бикардӣ сиёҳ.
Биёмад яке пири мардумфиреб,
Туро дил пур аз бим карду ниҳеб.
Сухан гуфт аз дӯзаху аз биҳишт,
Ба дил-т - андарун тухми зифтӣ бикишт.
Ту ӯро пазируфтию дин-шро,
Биёростӣ дину оин-шро.

Бияфкандӣ оини шоҳони хеш,
Бузургони гетӣ, ки буданд пеш.
Табаҳ кардӣ он паҳлавӣ кешро,
Чаро нангаридӣ пасу пешро?
Ту фарзанди онӣ, ки фархунда шоҳ
Бад-ӯ дод тоҷ аз миёни сипоҳ.
Туро баргузид аз гузинони хеш,
Зи ҷамшедиён мар туро дошт пеш.
Чунон ҳамчу Кайхусрави кинаҷӯй,
Туро беш буд аз каён обрӯй.
Бузургию шоҳию фархундагӣ,
Тавоноию фарру зебандагӣ.
Дирафшону пилони ороста,
Басе лашкару ганҷу пур хоста.
Ҳама будат, эй номвар шаҳрёр,
Ҳама меҳтарон мар туро дӯстдор.
Ҳама тофтӣ бар ҷаҳон яксара,
Чу Урдибиҳишт Офтоб аз Бара.
Зи гетӣ туро дод шоҳӣ Худой,
Басе меҳтарон пеши ту - бар ба пой.
Накардӣ Худои ҷаҳонро сипос,
Набудӣ ба динпарварӣ раҳшинос.
Аз он пас, ки Эзад туро шоҳ кард,
Яке пири ҷодут бероҳ кард.
Чу огоҳӣ аз ту суи ман расид,
Ба рӯзи сапедам ситора бидид.
Навиштам ман ин номаи дӯствор,
Ки ҳам дӯст будам-т, ҳам нек ёр.
Чу нома бихонӣ, сару тан бишӯй,
Фиребандаро низ манмой рӯй.
Мар он бандро аз миён боз кун,
Ба шодӣ маи равшан оғоз кун.

Маяфкан ту оини шоҳони хеш,
Бузургони гетӣ, ки буданд пеш.
Ар эдун ки бипзирӣ ин нек панд,
Зи туркон ба ҷонат наёяд газанд.
Замини кушонию туркону Чин
Туро бошад он ҳамчу Эронзамин.
Туро бахшам ин бекарон ганҷҳо,
Ки овардаам гирд бо ранҷҳо.
Накӯранг аспони босиму зар
Ба истомҳо - дар нишонда гуҳар.
Ғуломон фиристам-т бо хоста,
Нигорони бо ҷаъди ороста.
В-ар эдун ки напзирӣ ин панди ман,
Бисоӣ гарон оҳанин банди ман.
Биёям паси нома то як - ду моҳ,
Кунам сар ба сар кишваратро табоҳ.
Биёрам сипоҳе зи туркону чин,
Ки бунгоҳашон барнатобад замин.
Биянборам ин рӯди Ҷайҳун ба мушк,
Ба машк оби дарё кунам пок хушк.
Бисӯзам нигорида кохи туро,
Зи бун барканам беху шохи туро.
Заминат бисӯзам саросар ба дам,
Сипоҳат ба новак бидӯзам ба ҳам.
Аз эрониён ҳар кӣ бошанд пир,
Ки-шон банд кардан набошад ҳужир.
Аз эшон наёяд фузунӣ баҳо,
Кунамшон ҳама сар зи гардан ҷудо.
Зану кӯдаконро биёрам зи пеш,
Кунамшон ҳама банда дар шаҳри хеш.
Заминшон ҳама пок вайрон кунам,
Зи бехаш дарахтон ҳама барканам.
Бигуфтам ҳама гуфтанӣ сар ба сар,
Ту жарф андар ин панднома нигар.

## ПАЙҒАМБАРОН ФИРИСТОДАНИ АРҶОСП ГУШТОСПРО

Чу пардохт аз нома дастури шоҳ
Ба пеши ҳама меҳтарони сипоҳ,
Фарозаш навардиду кардаш нишон,
Бидодаш бад-он ҷодуи баднишон.
Бихонд он замон назди худ Номхост,
Дигар Бедирафш он ки худ ном хост.
Ки Гуштоспи Лӯҳроспшаҳро бигӯй,
К-аз ин сон чӣ резӣ ҳаме обрӯй?
Гар ин гуфти ман сар ба сар бишнавӣ,
Бар он пир бо дини бад нангарӣ.
Биёрӣ, бисӯзӣ варо пеши хеш,
Дигарбора тоза кунӣ кеши хеш.
Гар Оҳарман аст ӯву носозгор,
Ба дастур гӯяш варо пешам ор.
Ҳама мӯбадону радонро бихон,
Ба оини эшон биёрой хон.
Бифармой, то пеши эшон дабир
Бихонад мар ин номаи дилпазир.
Ба Зардушт гӯяд, ки инро ҷавоб,
Ба Арҷосп бинвис ҳам дар шитоб.
Биёвар ту ҳуҷҷат бар ин дини хеш,
Ки то ман кашам рӯй аз кини хеш.
Чу бурҳон бибинам, бад-ӯ бигравам,
В-агар беҳуда бошад, он нашнавам.
Ба чизе, ки гӯяд ба пешат дурӯғ,
Нигар, то нагирад дилат з-он фурӯғ.
Зи ман бишнав ин рост некӯ сухун,
Ту бар подшо подшоҳӣ макун.
Нигар, то надорӣ варо ростгӯй,
Ки инро набинам ҳаме обрӯй.

Ба ҷуз зарқ чизе надорад ба мушт,
Бас аст ин ки гӯяд: Манам Зардуҳушт.
Нигунаш ҳаме зинда бар дор кун,
Нагӯяш аз он низ бо кас сухун.
Фиристодагонро ба раҳ кард зуд,
Шитобед - гуфто ба монанди дуд.
Ба ҳамроҳашон кард сесад савор,
Ҳама ҷангҷӯёни ханҷаргузор.
Бифармудашон, гуфт: Бихрад бувед,
Ба айвони ӯ бо ҳам андаршавед.
Чу ӯро бибинед ботахту гоҳ,
Кунед он замон хештанро дутоҳ.
Бар оини шоҳон намозаш баред,
Ба пешу паси тахти ӯ мангаред.
Чу ҳар ду нишинед дар пеши ӯй,
Суи тоҷдоранда оред рӯй.
Бигӯед пайғоми фаррух-шро,
Аз ӯ гӯш доред посух-шро.
Чу посух-шро сар ба сар бишнавед,
Заминро бибӯседу берун шавед.
Шуд аз пеши ӯ кинавар Бедирафш,
Суи Балхи бомӣ кашидаш дирафш.
Або ёри ӯ хирасар Номхост,
К-аз ӯ бифканад он ки ӯ ном хост.
Чу аз шаҳри Тӯрон ба Балх омаданд,
Ба даргоҳи ӯ - бар пиёда шуданд.
Пиёда бирафтанд то пеши ӯй,
Бад-он остона ниҳоданд рӯй.
Чу рӯяш бидиданд бар гоҳ - бар,
Чу хуршеди тобанда бар моҳ - бар.

Ниёиш намуданд чун бандагон
Ба пеши кай - он шоҳи фархундагон.
Бидодандаш он номаи хусравӣ,
Навишта бар ӯ он хати пайғавӣ.
Чу шоҳи ҷаҳон номаро боз кард,
Барошуфту печидан оғоз кард.
Бихонд он гаронмоя Ҷомоспро,
Куҷо раҳнамун буд Гуштоспро.
Гузинони Эрону испаҳбадон,
Меҳони ҷаҳондидаву мӯбадон.
Бихонд он замон чокаре пеши хеш,
Биёвард «Асто»-ву бинҳод пеш.
Паямбар-шро хонду мӯбад-шро,
Зарири гузида - сипаҳбад-шро.
Зарири сипаҳбад бародар-ш буд,
Ки солори гурдони лашкар-ш буд.
Ҷаҳонпаҳлавон буд он рӯзгор,
Ки кӯдак буд Исфандёри савор.
Паноҳи ҷаҳон буду пушти сипоҳ,
Сипаҳдори лашкар, нигаҳдори шоҳ.
Ҷаҳон аз бадон вижа ӯ доштӣ,
Ба разм - андарун найза ӯ доштӣ.
Чунин гуфт Гуштосп бо меҳтарон,
Бузургони Эрону кундоварон.
Ки Арҷосп-солори туркону Чин
Яке нома кардаст зӣ ман чунин.
Бад-эшон намуд он суханҳои зишт,
Ки наздики ӯ шоҳи Тӯрон навишт.

Чӣ бинед – гуфто – бад-ин андарун,
Чӣ гӯеду фарҷоми ин кор чун.
Чи нохуш бувад дӯстӣ бо касе,
Ки моя надорад зи дониш басе.
Ман аз тухмаи Эраҷам покзод,
Вай аз тухмаи Тури ҷодунажод.
Чи гуна бувад дар миён оштӣ,
Валекин маро буд пиндоште.
Касе, к-аш бувад рои некӯ басе,
Сухан гуфт бояд-ш бо ҳар касе.

## ПОСУХ ДОДАНИ ЗАРИР АРҶОСПРО

Ҳам он гаҳ чу гуфт ин сухан шаҳрёр,
Зарири сипаҳдору Исфандёр.
Кашиданд шамшеру гуфтанд: Агар
Касе бошад андар ҷаҳон сар ба сар,
Ки напсандад ӯро ба пайғамбарӣ,
Сар андарнаёрад ба фармонбарӣ.
Наёяд ба даргоҳи фархунда шоҳ,
Набандад миён пеши зебанда гоҳ.
Нагирад аз ӯ роҳу дини беҳӣ,
Нагардад мар ин дини беҳро раҳӣ.
Ба шамшер ҷон аз танаш барканем,
Сарашро ба дори барин баркунем.
Сипаҳдор, к-аш ном будӣ Зарир,
Набардасаворе даманда чу шер.
Ба шоҳи ҷаҳон гуфт, к-эй номдор,
Чу дастур бошад маро шаҳрёр,
Ки посух кунам ҷоду Арҷоспро,
Писанд омад ин шоҳ Гуштоспро.
Ҳало-гуфт-бархезу посух-ш кун,
Николи тагинони халлух-ш кун.
Зариру гаронмоя Исфандёр
Чу Ҷомосп-дастури фархундакор
Зи пешаш бирафтанд ҳар се ба ҳам,
Шуда рух пур аз чину дилҳо дижам.
Навиштанд нома ба Арҷоспи зишт,
Ҳам андархури он кучо ӯ навишт.
Зарири сипаҳбад гирифташ ба даст,
Чунон ҳам кушода бибурдаш, набаст.

Суи шоҳ бурду бар ӯ - бар бихонд,
Ҷаҳондор Гуштосп хира бимонд.
Зи доно сипаҳбад Зарири савор,
Зи Ҷомоспу аз пураш Исфандёр.
Бибасту навишт аз бараш номи хеш,
Фиристодагонро бихонданд пеш.
Бигиред – гуфто – бари ӯ баред,
Магар з-ин сипас роҳи ман наспаред.
Агар нестӣ андар Астову Занд,
Фиристодаро зинҳор аз газанд.
Аз ин хоб бедоратон кардаме,
Ҳама зинда бар доратон кардаме.
Бад-он то бидонистӣ он нобакор,
Ки гардан наёзад або шаҳрёр.
Бияндохт нома – бигуфто – гиред,
Мар инро суи турки ҷоду баред.
Бигӯед, ҳушат фароз омадаст,
Ба хуну ба хокат ниёз омадаст.
Зада бод гардан-ту хаста миён,
Ба хок - андарун рехта устухон.
Ба даймоҳ ар эдун ки хоҳад Худой,
Бипӯшам ба разм оҳанин қабой.
Ба Тӯронзамин андар орам сипоҳ,
Кунам кишвари гургсорон табоҳ.

## БОЗГАШТАНИ ФИРИСТОДАГОНИ АРҶОСП БО ПОСУХИ ГУШТОСП

Сухан чун ба сар бурд шоҳи замин,
Сипаҳбад-шро хонду кард офарин.
Супурдаш бад-ӯ, гуфт: Бардорашон
Аз Эрону ин марз бигзорашон.
Фиристодагони сипаҳдори Чин
Зи пеши ҷаҳондор - шоҳи замин
Бирафтанд ҳар ду шуда хоксор,
Ҷаҳондорашон рондаву карда хор.
Аз Эрони фаррух ба Халлух шуданд,
Валекин ба Халлух на фаррух шуданд.
Чу аз дур диданд айвони шоҳ,
Зада бар дараш - бар дирафши сиёҳ.
Фуруд омаданд аз чаманда сутур
Шикастадилу чашмҳо гашта кӯр.
Пиёда бирафтанд то пеши ӯй,
Сияҳ покашон ҷомаву зард рӯй.
Бидоданд пас номаи шаҳрёр
Ба посух навишта Зарири савор.
Бифармуд хондан дабирон-шро,
Зи Тӯрон ҷавонону пирон-шро.
Дабирон-шро гуфт-нома нахуст
Саросар бихонед бар ман дуруст.
Дабираш сар он номаро баркушод,
Бихондаш бар он шоҳи пайғунажод.
Навишта дар он номаи шаҳрёр,
Сароҳанги мардон, набардасавор.

Расид он навишта фурӯмоявор,
Ки бинвишта будӣ бари шаҳрёр.
Шунидем мо он суханҳо куҷо,
Набудӣ ту мар гуфтанашро сазо.
На бинвиштанӣ буд, на бинмуданӣ,
На бархонданӣ буд, на ушнуданӣ.
Чунин гуфта будӣ ту то чанд гоҳ,
Суи кишвари хуррам орам сипоҳ.
На ду моҳ бояд ҳаме, на чаҳор,
Ки мо худ биёрем шерони кор.
Ту бар хештан - бар маяфзой ранҷ,
Ки мо худ кушодем дарҳои ганҷ.
Биёрем гурдон ҳазорон ҳазор,
Ҳама кордида, ҳама номдор.
Ҳама эраҷизодаи паҳлавӣ,
На афросиёбию на пайғавӣ.
Ҳама шоҳчеҳру ҳама моҳрӯй,
Ҳама ростболо, ҳама ростгӯй.
Ҳама аз дари подшоҳию гоҳ,
Ҳама аз дари ганҷу тоҷу сипоҳ.
Ҳама найзадорону шамшерзан,
Ҳама лашкаророю лашкаршикан.
Ҳама найза бар дасту бора ба зин,
Набишта ҳама номи ман бар нигин.
Ҳама динпазиру ҳама ҳушёр,
Ҳама аз дари ёраву гӯшвор.
Чу донанд кам кӯс бар пил баст,
Суми аспи эшон кунад кӯҳ паст.
Ҷаҳоншон на фарсуда аз ранҷу оз,
Ҳама шергиру ҳама размсоз.
Чу ҷавшан бипӯшанд рӯзи набард,
Зи чархи барин бигзаронанд гард.

Ба зин - андарун гашта чун кӯҳ сахт,
Кунад теғашон кӯҳро лахт-лахт.
Аз эшон ду гурди гузидасавор
Зарири сипаҳдору Исфандёр.
Чу эшон бипӯшанд аз оҳан қабой,
Ба хуршеду моҳ - андар оранд пой.
Чу бар гардан оранд кӯбанда гурз,
Ҳаметобад аз гурзашон фарру бурз.
Чу эшон биёянд пеши сипоҳ,
Туро кард бояд ба эшон нигоҳ.
Ба хуршед монанд бо тоҷу тахт,
Ҳаме тобад аз чеҳрашон фарру бахт.
Чунинам гавонанду испаҳбадон,
Гузида писандидаам мӯбадон.
Ту Ҷайҳун маянбор ҳаргиз ба мушк,
Ки ман баркушодам дари ганҷ хушк.
Ба рӯзи набард, ар бихоҳад Худой,
Ба разм - андар орам сарат зери пой.
Чу солор аз ин гуна нома бихонд,
Фуруд омад аз тахту хира бимонд.
Сипаҳбад-шро гуфт – фардо ба гоҳ
Бихон аз ҳама подшоҳӣ сипоҳ.
Тагинони лашкар, гузинони Чин
Бирафтанд ҳар сӯ ба Тӯронзамин.
Бародар буд ӯро, ду оҳарманон,
Яке Каҳраму дигар Андирамон.
Бидодандашон кӯсу пилу дирафш,
Биёроста сурху зарду бунафш.
Бад-эшон бибахшид сесад ҳазор,
Гавони гузида набардасавор.
Дари ганҷ бикшоду рӯзӣ бидод,
Бизад нои рӯйин, буна барниҳод.

Сабук хонд Каҳрам бародар-шро,
Бад-ӯ дод як даст лашкар-шро.
Ба Андирамон дод дасти дигар,
Худ андар миёна бибасташ камар.
Яке турк буд, номи ӯ Гургсор,
Гузашта бар ӯ - бар басе рӯзгор.
Сипаҳро бад-ӯ доду испаҳбадӣ,
Ту гуфтӣ надонад ҳаме ҷуз бадӣ.
Зи Оҳармани бадкуниш бад батар,
Ба ҷанг - андарун буд силоҳаш табар.
Шабу рӯз кораш будӣ сӯхтан,
Ҳамон номи бодафраҳӣ тӯхтан.
Бародар-шро, он ки буд Бедирафш,
Бидодаш яке гургпайкар дирафш.
Яке ном будаш Хашоши далер,
Пиёда бирафтӣ бари наррашер.
Сипаҳ дидабон кардашу пешрав,
Дирафшаш кашиданду шуд пешгав.
Яке турк буд, номи ӯ Ҳушдев,
Ба соқа фиристод турконхидев.
Нигаҳ дор-гуфто – ту пушти сипоҳ,
Гар аз мо касе бозгардад зи роҳ.
Ҳам он чи ки биниш, бар ҷой кӯш,
Нигар, то бидорӣ бад-ин кор ҳуш.
Дигар буд туркею номаш Табаҳ,
Бад-ӯ гуфт – медор қалби сипаҳ.
Бад-ин сон ҳамерафт бо тез хашм,
Пур аз хун шуда дил, пур аз об чашм.
Ҳамекард ғорат, ҳамесӯхт кох,
Дарахтон ҳамеканд бо беху шох.
Даровард лашкар ба Эронзамин,
Шаҳи кофар, он барогандакин.

## ГИРД ОВАРДАНИ ГУШТОСП ЛАШКАРИ ХУДРО

Чу огоҳӣ омад ба Гуштоспшоҳ,
Ки солори туркони Чин бо сипоҳ.
Биёросту ҷунбид аз ҷои хеш,
Хашоши далераш фиристод пеш.
Сипаҳбад-шро гуфт: Фардо пагоҳ
Биёрой пилон, биёвар сипоҳ.
Суи марздорон-ш нома навишт,
Ки хокони раҳ родмарде биҳишт.
Биёед яксар ба даргоҳи ман,
Ки бар марз бигзашт бадхоҳи ман.
Чу нома суи марздорон расид,
Ки омад ҷаҳонҷӯй душман падид.
Сипоҳе биёмад ба даргоҳи шоҳ,
Ки чандон набуд бар замин - бар гиёҳ.
Зи баҳри ҷаҳондор шоҳи каён,
Бибастанд гурдони гетӣ миён.
Ба даргоҳи хусрав ниҳоданд рӯй
Ҳама марздорон ба фармони ӯй.
Наёмад бар ин - бар басе рӯзгор,
Ки омад ба даргаҳ ҳазорон ҳазор.
Фароз омада буд мар шоҳро,
Кайи номдори накӯхоҳро.
Ба лашкаргаҳ омад, сипаҳро бидид,
Ҳар он кас, ки шоиста буд, баргузид.
Аз он шодмон гашт фархунда шоҳ,
Дилаш гашт хира зи чандон сипоҳ.
Дигар рӯз Гуштосп бо мӯбадон,
Радону бузургону испаҳбадон

Кушод он дари ганҷи пуркарда Ҷам,
Бидод ӯ сипаҳро дусола дирам.
Чу рӯзӣ бибахшиду ҷавшан бидод,
Бизад ною кӯсу буна барниҳод.
Бифармуд бурдан ба пешаш сипоҳ,
Дирафши ҳумоюни фархунда шоҳ.
Севум рӯз Арҷосп лашкар кашид,
Сипоҳе, ки ҳаргиз чунон кас надид.
Зи торикии гарду аспу сипоҳ
Касе рӯзи равшан надиду на моҳ.
Зи бас бонги аспону аз бас хурӯш
Ҳаме нолаи кӯс нашнид гӯш.
Дирафшони бисёр афрошта,
Сари найзаҳо з-абр бигзошта.
Чу руста дарахт аз бари кӯҳсор,
Чу бешай наистон ба вақти баҳор.
Аз ин сон ба фармони Гуштоспшоҳ,
Зи кишвар ба кишвар ҳамешуд сипоҳ.

## ГУФТАНИ ҶОМОСП АНҶОМИ РАЗМРО БО ГУШТОСП

Чу аз Балхи бомӣ ба Ҷайҳун расид,
Сипаҳдор лашкар фуруд оварид.
Бишуд шаҳрёр аз миёни сипоҳ,
Фуруд омад аз аспу бар шуд ба гоҳ.
Бихонд он замон шоҳ Ҷомоспро,
Куҷо раҳнамун буд Гуштоспро.
Сари мӯбадон буду шоҳи радон,
Чароғи бузургону испаҳбадон.
Чунон поктан буду покизаҷон,
Ки будӣ бар ӯ ошкоро ниҳон.
Ситорашиносе гаронмоя буд,
Ба фарҳангу дониш варо поя буд.
Бипурсид аз шоҳу гуфто: Худой,
Туро дин бидоду покиза рой.
Чу ту нест андар ҷаҳон ҳеч кас,
Ҷаҳондор дониш туро доду бас.
Бибояд-т кардан зи ахтаршумор,
Бигӯӣ ҳаме мар маро рӯи кор.
Ки чун бошад оғозу анҷоми ҷанг,
Киро беш хоҳад бад-ин ҷо диранг.
Наёмад-ш хуш пир Ҷомоспро,
Ба рӯи дижам гуфт Гуштоспро.
Ки эй кошкӣ Эзади додгар
Надодӣ маро ин хирад в-ин ҳунар.
Маро гар набудӣ хирад, шаҳрёр
Накардӣ зи ман буданӣ хостор.

Бигӯям ман ин в-ар нагӯям ба шоҳ
Кунад мар маро шоҳи шоҳон табоҳ.
Ҷаҳондор гуфто ба номи Худой
Бад-ин нома диновари покрой.
Ба ҷони Зарир он набардасавор,
Ба ҷони гаронмоя Исфандёр.
Ки ҳаргиз ба рӯи ту ман бад кунам,
Нафармоямат бад, на ман х(в)ад кунам.
Ту ҳарч андар ин кор бинӣ, бигӯй,
Ки ту чорадонию ман чораҷӯй.
Хирадманд гуфт: Эй гаронмоя шоҳ,
Ҳамеша ба ту тоза бодо кулоҳ.
Бидон, эй набарда кайи номҷӯй,
Чу разм оварад рӯй, гардӣ бар ӯй.
Бад-он гаҳ куҷо бонгу вайла кунанд,
Ту гӯӣ ҳама кӯҳро баркананд.
Ба пеш - андар оянд мардони мард,
Ҳаво тира гардад зи гарди набард.
Ҷаҳон бинӣ он гоҳ гашта кабуд,
Замин пур зи оташ, ҳаво пур зи дуд.
В-аз он захму он гурзҳои гарон,
Чунон путки пӯлоди оҳангарон.
Ба мағз - андар афтад таранготаранг,
Ҳаво пур кунад нолаи бӯру ҳанг.
Шикаста шавад чарху гардунҳо,
Дирафшон биёлояд аз хунҳо.
Басе бепадар гашта бинӣ писар,
Басе беписар гашта бинӣ падар.
Нахустин кайи номдор Ардашер,
Пури шаҳрёр он набардадалер.

Ба пеш афканад тозиён аспи хеш,
Ба хок афканад, ҳар кӣ ояд-ш пеш.
Пиёда кунад турк чандон савор,
К-аз ахтар набошад мар онро шумор.
Валекин саранҷом кушта шавад,
Накӯ номаш - андар навишта шавад.
Пас озода Шедасп фарзанди шоҳ,
Ба кинаш кунад тез аспи сиёҳ.
Дижам гардаду теғро баркашад,
Битозад басе аспу мардум кушад.
Саранҷом бахташ кунад хоксор,
Бараҳна шавад он сари тоҷдор.
Биёяд пас он гоҳ фарзанди ман,
Бибаста миён бар миёнбанди ман.
Абар кини Шедасп – фарзанди шоҳ,
Чу Рустам биёяд миёни сипоҳ.
Басе номдорону гурдони Чин,
Ки он шери гурд афканад бар замин.
Басе ранҷ бинад ба разм - андарун,
Шаҳи хусравонро бигӯям, ки чун
Дирафши фурӯзандаи ковиён
Бияфканда бошанд эрониён.
Гиромӣ, ки бинад зи асп - андарун
Дирафши ҳумоюн пур аз хоку хун.
Дарояд аз он пушти аспаш ба зер,
Бигирад дирафшу барорад далер.
Ба як даст шамшеру дигар дирафш,
Бигирад бад-он ҷо дирафши бунафш.
Аз ин сон ҳаме афканад душманон,
Ҳаме барканад ҷони оҳарманон.

Зи ногоҳ душман ба шамшери тез
Яке дасти ӯ афканад аз ситез.
Гиромӣ ба дандон бигирад дирафш,
Бидорад ба дандон дирафши бунафш.
Ба як даст душман кунад нопадид,
Шигифтитар аз кори ӯ кас надид.
Яке турк тире занад бар бараш,
Ба хок - андар орад сару афсараш.
Пас озода Настур-пури Зарир,
Ба пеш афканад асп чун наррашер.
Чу ояд саранҷом пирӯз боз,
Абар душманон даст карда дароз.
Биёяд пас он баргузида савор
Пури шаҳрёри ҷаҳон – Невзор.
Аз он душманон бифканад шаст мард,
Намояд яке паҳлавӣ дастбурд.
Саранҷом туркон ба тираш зананд,
Тани пилвораш ба хок афкананд.
Биёяд пас он наррашери далер,
Набардасавор он ки номаш Зарир.
Ба пеш - андар ояд гирифта каманд,
Нишаста абар аспи тозӣ саманд.
Або ҷавшани зар дурахшон чу моҳ,
Бад-ӯ андарун хира гашта сипоҳ.
Бигирад зи гурдони лашкар ҳазор,
Бибандад, фиристад бари шаҳрёр.
Ба ҳар ҷо, ки бинҳад ҳам он шоҳ рӯй,
Ҳаме ронад аз хуни бадхоҳ ҷуй.
Наистад кас он паҳлавӣ шоҳро,
Сутӯҳ оварад шоҳ хиргоҳро.

Пас афканда бинад бузург Ардашер,
Сияҳ гашта рухсору тан чун зарир.
Бигиряд бар ӯ зору гардад нажанд,
Барангезад он тозӣ аспи саманд.
Ба хоқон ниҳад рӯй бо хашм тез,
Ту гӯӣ надидаст ҳаргиз гурез.
Чу андар миён бинад Арҷоспро,
Ситоиш кунад шоҳ Гуштоспро.
Сафи душманон сар ба сар бардарад,
Зи гетӣ суи ҳеч кас нангарад.
Ҳаме хонад ӯ Занди Зардуштро,
Ба Яздон супурда кайипуштро.
Саранҷом гардад бар ӯ тира бахт,
Бурида шавад он гузида дарахт.
Биёяд яке номи ӯ Бедирафш,
Суи найза дорад дирафши бунафш.
Наёрад шудан пеш гурди гузин,
Нишинад ба роҳи вай андар камин.
Бибандад бар ӯ роҳ чун пили маст
Яке теғи заҳробдода ба даст.
Чу шоҳи ҷаҳон боз гардад зи разм,
Ту гӯӣ, ки берун хиромад зи базм.
Бияндозад он турк тире бар ӯй,
Наёрад шудан ошкоро ба рӯй.
Абар дасти он Бедирафши палид
Шавад шоҳи озодагон нопадид.
Ба туркон барад бораву зини ӯй,
Ки хоҳад биҷуст он замон кини ӯй.
Пас ин лашкари номдори бузург,
Ба душман дарафтанд чун шеру гург.

Ҳаме барзананд ин бар он, он бар ин
Зи хуни ялон сурх гардад замин.
Ялонро бибошад ҳама рӯй зард,
Ҳаме ларза афтад ба мардони мард.
Барояд ба хуршед гарди сипоҳ,
Набинад кас аз гард хуршеду моҳ.
Фурӯғи сари найзаву тиру теғ
Битобад чунон чун ситора зи меғ.
Пас он Бедирафши палиди сутург
Ба пеш - андар ояд чу дарранда гург.
Ҳамон теғи заҳробдода ба даст
Ҳаме тозад авбора чун пили маст.
Ба дасти вай - андар фаровон сипоҳ
Табаҳ гардад аз баргузинони шоҳ.
Биёяд пас он фаррух Исфандёр,
Сипоҳ аз паси пушту Яздон-ш ёр.
Абар Бедирафш афканад растахез,
Аз ӯ дида пурхуну ҷон пурситез.
Мар ӯро яке теғи ҳиндӣ занад,
Зи зин нимаи тан-ш зер афканад.
Бигирад пас он оҳанин гурзро,
Битобонад он фарраву бурзро.
Ба як ҳамла аз ҷояшон бигсилад,
Чу бигсасташон, бар замин кай ҳилад.
Ба нӯки сари найзашон барчинад,
Табаҳшон кунад поку бипроканад.
Гурезад саранҷом солори Чин
Аз Исфандёр он кайи б-офарин.
Ба Тӯрон ниҳад рӯй бигрехта,
Шикаста дилу хунҳо рехта.

Биёбон гузорад ба андак сипоҳ,
Шавад шоҳ пирӯзу душман табоҳ.
Бидон, эй гузида сари хусравон,
Ки ман ҳар чи гуфтам, набошад ҷуз он.
Набошад зи ман як сухан бешу кам,
Ту з-ин пас макун рӯй бар ман дижам.
Ман инро, ки гуфтам, нагуфтам магар
Ба фармонат, эй шоҳи пирӯзгар.
В-аз он пас, ки пурсид фархунда шоҳ,
Аз он жарф дарёву торик чоҳ.
Надидам, ки бар шоҳ бинҳуфтаме,
Вагарна ман ин роз кай гуфтаме.
Чу шоҳи ҷаҳондор бишнид роз,
Бар он гӯшаи тахт хуспид боз.
Зи дасташ бияфтод заррина гурз,
Ту гуфтӣ бирафташ ҳама фарру бурз.
Ба рӯй - андар афтоду беҳуш гашт,
Нагуфташ сухан низу хомӯш гашт.
Чу бо ҳуш омад шаҳи шаҳрёр,
Фуруд омад аз тахту бигрист зор.
Чи бояд маро – гуфт – шоҳию гоҳ,
Ки рӯзам ҳаме гашт хоҳад сиёҳ.
Ҳаме рафт хоҳанд моҳони ман,
Далеру саворону шоҳони ман.
Чӣ бояд маро подшоҳию бахт,
Тавоноию лашкару тоҷу тахт,
Ки онон ки бар ман гиромитаранд,
Гузини сипоҳанду номитаранд.
Ҳаме рафт хоҳанд аз реши ман,
Зи тан баркананд ин дили пеши ман.

Ба Ҷомосп гуфт: Ар чунин аст кор
Ба ҳангоми рафтан суи корзор,
Нахоҳам набарда бародар-мро,
Насӯзам дили пир модар-мро.
Нафармоямаш низ рафтан ба разм,
Сипаҳро супорам ба фаррух Гуразм.
Каёнзодагон бо ҷавонони ман,
Ки ҳар як чунон чун тану ҷони ман.
Бихонам ҳама сар ба сар пеши хеш,
Бигӯям, ки дар ҷанг н-оянд пеш.
Чи гуна расад нӯки тири хаданг,
Занад турк новак бар ин кӯҳи санг.
Хирадманд гуфто ба шоҳи замин,
Ки эй некхӯ шоҳи боофарин.
Гар эшон набошанд пеши сипоҳ,
Ниҳода ба сар - бар зи оҳан кулоҳ.
Кӣ ёрад шудан пеши гурдони Чин,
Кӣ боз оварад фарраи пок дин?
Ту з-ин хок бархезу бар шав ба гоҳ,
Макун фарраи подшоҳӣ табоҳ,
Ки ҳукми Худоясту з-ин чора нест,
Худованди гетӣ ситамкора нест.
Аз андӯҳ хӯрдан набошад-т суд,
Куҷо буданӣ буд, ин кор буд.
Макун дил-тро бештар з-ин нажанд,
Ту доди ҷаҳонофарин кун писанд.
Бидодаш басе панду бишнид шоҳ,
Чу хуршедгун гашту бар шуд ба гоҳ.
Нишаст аз бари гоҳу бинҳод дил
Ба разми ҷаҳонҷӯй шоҳи Чигил.
Аз андеша дар чашм н-омад-ш хоб,
Ба разму набардаш гирифта шитоб.

## ЛАШКАРҲО ОРОСТАНИ ГУШТОСП ВА АРҶОСП

Чу Ҷомосп гуфташ, сапеда дамид,
Фурӯғи ситора шуда нопадид.
Аз он ҷо хиромид то размгоҳ,
Фуруд оварид он гузида сипоҳ.
Нигоҳе, ки боди сапеда дамон,
Ба кох орад аз боғ бӯи гулон.
Фиристод бар ҳар суе дидбон,
Чунон чун бувад оини озодагон.
Биёмад саворею гуфташ ба шоҳ,
Ки шоҳо, ба наздик омад сипоҳ.
Сипоҳест, эй шаҳрёри замин,
Ки ҳаргиз чунон н-омад аз турку Чин.
Ба наздикии мо фуруд омаданд,
Ба кӯҳу дару дашт хайма заданд.
Сипаҳдорашон дидбон баргузид,
Фиристоду дида ба дида расид.
Пас озод Гуштоспшоҳи далер,
Сипаҳбад-шро хонд фаррух Зарир.
Дирафше бад-ӯ доду гуфто: Битоз,
Биёрой пилону лашкар бисоз.
Сипаҳбад бишуд, лашкараш рост кард,
Ҳама разми солори Чин хост кард.
Бидод он ҷаҳондор панҷаҳ ҳазор
Савори гузида ба Исфандёр.
Бад-ӯ дод як даст аз лашкараш,
Ки шере дилаш буду пиле бараш.
Дигар даст лашкар-шро ҳамчунин
Сипоҳе биёрост хубу гузин.

Ба пури гиромӣ супурд он сипоҳ,
Ки фарзанди ӯ буду ҳамтои шоҳ.
Куҷо шоҳ Шедасп хондиш ном,
Сарафрозу гарданкашу шодком.
Ва панҷаҳ ҳазор аз савори далер,
Сипаҳбад-шро дод фаррух Зарир.
Бад-ӯ дод лашкар миёни сипоҳ,
Ки шери жаён буду ҳамтои шоҳ.
Паси пушти лашкар ба Настур дод
Чароғи сипаҳдори фаррухнажод.
Чу лашкар биёрост, бар шуд ба кӯҳ,
Ғамӣ гашт аз ранҷу гашта сутӯҳ.
Нишасташ бар он нағз тобанда гоҳ,
Ҳаме кард аз он ҷо ба лашкар нигоҳ.
Пас Арҷосп-шоҳи саворони Чин
Биёрост лашкар-шро ҳамчунин.
Ҷудо кард аз ӯ халлухӣ сад ҳазор,
Ҷаҳонозмуда, набардасавор.
Фиристодашон назди он Бедирафш,
Ки кӯси меҳӣ дошту заррин дирафш.
Бад ӯ дод як даст аз лашкараш,
Ки шери яла н-омадӣ хамбараш.
Дигар дастро дод бар Гургсор,
Бидодаш савори гузин сад ҳазор.
Миёнгоҳи лашкар-шро ҳамчунин
Сипоҳе биёрост хубу гузин.
Бидодаш бад-он ҷодуи хешком,
Куҷо Номхост аз далерон-ш ном.
Худу сад ҳазорон савори гузин
Намуда ҳама дар ҷаҳон дасти кин.

Нигоҳаш ҳаме дошт пушти сипоҳ,
Ҳамекард ҳар сӯ ба лашкар нигоҳ.
Пуре дошт пили гаронмоя мард,
Ҷаҳондидаву хӯрда гарди набард.
Саворе гаронмоя номаш Каҳарм,
Расида басе бар сараш сарду гарм.
Мар он пури худро сипаҳдор кард,
Бар он лашкари гашн солор кард.

## ОҒОЗИ РАЗМИ ЭРОНИЁН ВА ТӮРОНИЁН ВА КУШТА ШУДАНИ АРДАШЕР ВА ШИРӮВУ ШЕДАСП

Чу андаргузашт он шабу гашт рӯз,
Битобид хуршеди гетифурӯз.
Ба зин барнишастанд ҳар ду сипоҳ,
Ҳамедид аз он кӯҳ Гуштоспшоҳ.
Чу аз кӯҳ дид он шаҳи б-офарин,
Ки андарнишастанд гурдон ба зин.
Сияҳранг Беҳзодро пеш хост,
Ки гуфтӣ, ки ӯ Бесутун аст рост.
Бар ӯ барфиканданд баргустувон,
Бар ӯ барнишаст он гави паҳлавон.
Чу сафҳои гурдон биёростанд,
Ялон ҳамнабардон ҳамехостанд.
Бикарданд як тирборон нахуст
Ба сони тагарги баҳорон дуруст.
Бирафт офтоб аз ҷаҳон нопадид,
Чӣ донад касе, к-он шигифтӣ надид.
Бипӯшида шуд чашмаи офтоб,
Зи пайконҳои дурафшон чу об.
Ту гуфтӣ ҳаво абр дорад ҳаме,
В-аз он абр алмос борад ҳаме.
В-аз он гурздорону найзаварон
Ҳаметохтанд он бар ин, ин бар он.
Ҳаво з-ин ҷаҳон буд шабгун шуда,
Замин сар ба сар пок пурхун шуда.
Биёмад нахуст он савори ҳужир,
Пури шаҳрёри ҷаҳон Ардашер.

Ба овардгаҳ рафт чун пили маст,
Ту гуфтӣ магар Тӯси испаҳбад аст.
Бад-ин сон ҳамегашт пеши сипоҳ,
Набуд огаҳ аз бахши хуршеду моҳ.
Биёмад яке новакаш бар миён,
Гузоранда шуд аз силеҳи каён.
Зи бур андарафтод хусрав нигун,
Тани шоҳвораш пур аз хоку хун.
Дареғ он накӯрӯи тобон чу моҳ,
Ки бораш надид он хирадманд шоҳ.
Биёмад пас озода Ширӯ чу гард,
Куҷо з-ӯ биёмӯхт ҳар кас набард.
Ба пеш - андар омад, ба даст - андаро
Ба заҳр об дода яке ханҷаро.
Ғиреве баровард бар сони шер,
Ки овард хоҳад жаён гӯр зер.
Абар кини он шоҳзода савор
Бикушт аз саворони душман ҳазор.
Ба ҳангомаи бозгаштан зи ҷанг,
Ки рӯи замин карда буд ранг-ранг,
Биёмад яке тираш андар қафо,
Шуд аз асп он шоҳзода ҷудо.
Дареғ он набарда гаронмоя гурд,
Ки нодида боз ӯ падарро бимурд.
Биёмад пасаш боз Шедаспшоҳ,
Ки тобанда буд рӯи ӯ ҳамчу моҳ.
Яке борае барнишаста чу нил,
Ба так ҳамчу оҳу, ба тан ҳамчу пил.

Ба овардгаҳ рафту найза бигошт,
Чу лахте бигардиду бора бидошт.
Бигуфто: Кадом аст Куҳарми сутург,
Куҷо пайкараш пайкари бабру гург.
Биёмад яке деву гуфто: Манам,
Ки бо гурсуна шер дандон занам.
Ба найза бигаштанд ҳар ду чу бод,
Бизад туркро найзае шоҳзод.
Аз асп андарафканду бибрид сар-ш,
Ба хок андарафканд заррин камар-ш.
Ҳамегашт дар пеши гурдони Чин
Ба сони яке кӯҳ бар пушти зин.
Ҳамоно чун ӯ мард дида надид,
Ба хубӣ чун ӯ гӯш камтар шунид.
Яке турк тире бар ӯ баркушод,
Шуд он хусравӣ шоҳзода ба бод.
Дареғ он шаҳи парварида ба ноз,
Бишуд рӯи ӯ боб нодида боз.

## КУШТА ШУДАНИ ГИРОМӢ - ПУРИ ҶОМОСП ВА НЕВЗОР

Биёмад пас аз сарварони сипоҳ
Пури тухми Ҷомосп – дастури шоҳ.
Набарда саворе Гиромӣ-ш ном,
Ба монандаи пури дастони Сом.
Яке чармае - бар нишаста саманд,
Ба фитрок бар гирд карда каманд.
Ба пеши сафи чиниён истод,
Худованди додорро кард ёд.
Кадом аст – гуфт – аз шумо шердил,
Ки ояд суи найзаи ҷонгусил.
Куҷояст он ҷодуи хешком?
Куҷо Номхост аз ҳазорон-ш ном?
Бирафт он замон пеши ӯ Номхост,
Бар он асп гуфтӣ, ки кӯҳ аст рост.
Бикуштанд ҳар ду савори ҳужир
Ба гурзу ба найза ба шамшеру тир.
Гиромӣ гаве буд бо зӯри шер,
Натобид бо ӯ савори далер.
Гирифт аз Гиромӣ набарда гуреғ,
Ки зӯри каён диду бурранда теғ.
Гиромӣ хиромид бо хашми тез,
Дил аз кинаи хастагон пурситез.
Миёни сафи душман андарфитод,
Пас аз домани кӯҳ бархост бод.
Сипоҳ аз ду рӯ дарҳам овехтанд,
Яке гарди тира барангехтанд.
Буд он шӯриш андар миёни сипоҳ,
Аз он захми шамшеру гарди сипоҳ.

Бияфтод аз дасти эрониён
Дирафши фурӯзандаи ковиён.
Гиромӣ чу дид он дирафши чу нил,
Ки афканда буданд аз пушти пил.
Фуруд омаду баргирифташ зи хок,
Бияфшонд аз ӯ хоку бистурд пок.
Чу ӯро бидиданд гурдони Чин,
Ки он найзаи номдори гузин
Аз он хок бардошт, бистурд гард,
Ба Ирдаш гирифтанд мардони мард.
Ба гирдаш зи ҳар сӯ ҳаметохтанд,
Ба шамшер дасташ бияндохтанд.
Дирафши Фаридун ба дандон гирифт,
Ҳамезад ба як даст гурз, эй шигифт!
Саранҷоми кораш бикуштанд зор,
Бад-он гарм хокаш фиканданд хор.
Дареғ он набардасавори далер,
Ки бораш надид он хирадманди пир.
Биёмад ҳам он гоҳ Настури шер,
Набарда,каёнзода пури Зарир.
Бикушташ аз он душманон бешумор,
Ки омухта буд аз падар корзор.
Саранҷом баргашт пирӯзу шод,
Ба пеши падар боз шуд, истод.
Биёмад паси ӯ гузида савор,
Пури шаҳрёри ҷаҳон – Невзор.
Ба зер - андарун тезрав шӯлаке,
Ки н-ояд чун ӯ аз ҳазорон яке.

Биёмад дамон то ба овардгоҳ,
Ба овоз гуфт: Эй гузида сипоҳ
Кадом аст мард аз шумо номдор,
Ҷаҳондидаву гурди найзагузор?
Ки ояд ба майдону найза ба каф
Ки дар найситон шер ояд ба таф.
Саворони Чин сӯи ӯ тохтанд,
Барафканданашро ҳамесохтанд.
Савори ҷаҳон Невзори далер
Чу ғурранда бабру чу дарранда шер
Ҳаме гашт бар гирди гурдон чунин,
Ту гуфтӣ ҳаме дарнавардад замин.
Бикушт аз гавоншон саду шаст мард,
Ҳама парварида ба гарди набард.
Саранҷомаш омад яке тири чарх,
Чунин омада будаш аз чарх барх.
Бияфтод аз он шӯлаки хубранг,
Бимурду бирафт, ин-т фарҷоми ҷанг!
Дареғ он савори гаронмоя шер,
Ки афганда шуд ройгон хир-хир.
Ки ҳамчун падар буд ҳамтои ӯй,
Дареғ он накӯ рӯю болои ӯй.
Чу кушта шуд он хубчеҳра савор,
Зи гурдон ба гирдаш ҳазорон ҳазор.
Ба ҳар гӯшае дар ҳам овехтанд,
Зи рӯи замин гард ангехтанд.
Чунон шуд зи бас кушта овардгоҳ,
Ки дар вай наёраст рафтан сипоҳ.

## КУШТА ШУДАНИ ЗАРИР – БАРОДАРИ ГУШТОСП АЗ ДАСТИ БЕДИРАФШ

Ду ҳафта баромад бар ин корзор,
Ки ҳазмон ҳаме тезтар гашт кор.
Ба пеш - андар омад Зарири далер,
Саманде бузург андароварда зер.
Ба лашкаргаҳи душман андарфитод
Чу андар гиё оташи тезу бод.
Ҳамекушт аз эшону мехобанид,
Бари ӯ наистод ҳар, к-аш бидид.
Чу Арҷосп донист, к-он пури шоҳ
Ҳаме кард хоҳад сипаҳро табоҳ,
Бад-он лашкари хеш овоз дод,
Ки бардод хоҳед Халлух ба бод.
Ду ҳафта баромад бар ин - бар диранг,
Набинам ҳаме рӯи фарҷоми ҷанг.
Бикарданд гурдони Гуштоспшоҳ
Басе номдорони лашкар табоҳ.
Кунун андаромад миёнтон Зарир,
Чу гурги дажогоҳу дарранда шер.
Бикушташ ҳама пок мардони ман,
Сарафроз туркону гурдони ман.
Яке чора бояд сиголидано,
Вагарна раҳи турк молидано,
Ки ин гар бидорад замоне чунин,
На Оёс монад, на Халлух на Чин.
Кадом аст мард аз шумо, номхоҳ,
Ки ояд падид аз миёни сипоҳ?
Яке мардворе хиромад ба пеш,
Хунида кунад дар ҷаҳон номи хеш.

Ба-дон, к-аз миён бора берун занад,
Сари ин хирадманд дар хун занад,
Мар ӯро диҳам духтари хешро,
Супорам бад-ӯ лашкари хешро.
Сипоҳаш надоданд посух ба ҳеч,
Битарсид лашкар аз он гардпеч.
Пас он гаҳ даромад чу гурги жаён,
Зарири сипаҳбад, ҷаҳонпаҳлавон.
Чу шер андарафтоду чун пили маст
Ҳаме кушташону ҳаме кард паст.
Чу Арҷосп дид ончунон, хира шуд
Ва рӯзи сапедаш ҳаме тира шуд.
Дигарбора гуфт: Эй бузургони Чин,
Тагинону гурдони шоҳи замин.
Набинед хешону пайвастагон,
Набинед нолидани хастагон.
Ба зери паи он кӣ ҳаст оташе,
Ки Сомеш гурз асту тир Ораше.
Ки таффаш бисӯзад ҳама лашкарам,
Кунун барфурӯзад ҳама кишварам.
Кадом аст мард аз шумо чирдаст,
Ки берун шавад пеши ин пили маст?
Ҳар он, к-ӯ бад-он гурд, к-аш ёзадо,
Мар ӯро аз он бора биндозадо.
Яке ганҷи пурзарр биспорамаш,
Кулоҳ аз бари чарх бигзорамаш.
Ҳамедун надод эч кас посухаш,
Бибуд хираву зардгун шуд рухаш.

Се бор ин суханҳо бар эшон биронд,
Чу посух наёмад-ш, хомуш бимонд.
Биёмад пас он Бедирафши сутург,
Палиде, саге, ҷодуе, пиргург.
Ба Арҷосп гуфт: Эй баланд офтоб,
Ба тухму ба тан ҳамчу Афросиёб.
Ба пеши ту овардаам ҷони хеш,
Сипар кардаам ҷони ширин ба пеш.
Шавам пеши он пили ошуфта маст,
Гар эдун ки ёбам бар он пил даст.
Ба хок афканам тан-шро, шаҳрёр
Ба ман бидҳад ин лашкари бешумор.
Аз ӯ шод шуд шоҳу кард офарин,
Бидодаш бар ӯ бораи хешу зин.
Ҳамон тез жӯпини заҳробдор,
Ки бар оҳанин кӯҳ кардӣ гузор.
Шуд он ҷодуи зишту нопоктан
Ба назди Зарир, он сари анҷуман.
Чу аз дур дидаш бар он саҳму хашм,
Пур аз хок ришу пур аз гард чашм.
Ба даст - андарун гурзи чун Соми ял,
Ба пеш - андарун кушта чун кӯҳ тал.
Наёраст рафтан-ш дар пеши рӯй,
Зи пинҳон ҳаме тохт дар гирди ӯй,
Зи пинҳон бад - он шоҳзода савор
Бияндохт жӯпини заҳробдор.
Гузоранда аз хусравӣ ҷавшанаш
Ба хун тар шуд он шаҳрёрӣ танаш.
Бияфтод аз асп - андарун шаҳрёр,
Дареғ он ҷавон, шоҳзода савор.

Фуруд омад он Бедирафши палид,
Силеҳаш зи тан пок берун кашид.
Суи шоҳ бардошт заррин камар-ш,
Дирафши нигуну асар пургуҳар-ш.
Сипоҳаш ҳаме бонг бардоштанд,
Дирафш аз бари пил бифроштанд.
Чу Гуштосп аз кӯҳ - сар бингарид,
Ба гард - андарун моҳи гардун надид.
Гумоне барам – гуфт-он гарди моҳ,
Ки равшан будӣ з-ӯ ҳамеша сипоҳ.
Набарда бародар-м фаррух Зарир,
Ки шери жаён оваридӣ ба зер,
Фикандаст аз асп, к-аз тохтан
Бимонданд гурдон в-аз андохтан.
Наёяд ҳаме бонги меҳзодагон,
Магар кушта шуд шоҳи озодагон.
Ҳаюне битозед то размгоҳ,
Ба наздикии он дирафши сипоҳ.
Бибинед – гуфто, ки ӯ чун шудаст?
К-ам аз доғи ӯ дил пур аз хун шудаст.
Бад-ин андарун буд шоҳи ҷаҳон,
Ки омад яке хун зи дида чакон.
Ба шоҳи ҷаҳон гуфт: Моҳи туро,
Нигаҳдори тоҷу сипоҳи туро
Ҷаҳонпаҳлавон он Зарири савор
Саворони туркаш бикуштанд зор.
Сари ҷодувони ҷаҳон – Бедирафш
Мар ӯро бияфканду бурд он дирафш.
Чу огоҳии куштани ӯ расид,
Ба шоҳи ҷаҳон марг омад падид.

Ҳама ҷома то пой бидрид пок,
Бад-он хусрави тоҷ пошид хок.
Ҳамегуфт донанда Ҷомоспро:
Чӣ гӯям кунун шоҳ Луҳроспро?
Чӣ гуна фиристам фириста ба дар,
Чӣ гӯям бад-он пиргашта падар?
Чӣ гӯям, чӣ кардам нигори туро?
Кӣ бурд он набарда савори туро?
Дареғ он гави шоҳзода, дареғ,
Чу тобанда моҳ - андарун шуд ба меғ.
Биёред гулгуни луҳроспӣ,
Ниҳед аз бараш зини гуштоспӣ.
Биёрост мар ҷустани кин-шро,
Биварзидани дину оин-шро.
Ҷаҳондида дастур гуфташ: Бипой,
Ба кин хостан мар туро нест рой.
Ба фармони дастури донои роз
Фуруд омад аз аспу биншаст боз.
Ба лашкар бигуфто: Кадом аст шер,
Ки боз оварад кини фаррух Зарир?
Ки пеш афканад бора бар кини ӯй?
Ки боз оварад бораву зини ӯй?
Пазируфтам ин аз Худои ҷаҳон,
Пазируфтани ростону меҳон.
Ки ҳар, к-аз миёна ниҳад пеш пой,
Мар ӯро диҳам духтарамро – Ҳумой.
Зи лашкар наёвард кас пой пеш,
Ниҷунбид з-эшон кас аз ҷои хеш.

## ОГОҲӢ ЁФТАНИ ИСФАНДЁР АЗ КУШТА ШУДАНИ ЗАРИР

Пас огоҳӣ омад ба Исфандёр,
Ки кушта шуд он шоҳзода савор.
Падар-т аз ғами ӯ бикоҳад ҳаме,
Кунун кини ӯ хост хоҳад ҳаме.
Гави номвар даст бар даст зад,
Чӣ пинҳон кунад – гуфт – ҳангоми бад.
Чун ӯро ба разм - андарун дидаме,
Ҳамеша аз ин рӯз тарсидаме.
Дареғо, саворо, гаво, меҳтаро!
Ки бахташ ҷудо кард тоҷ аз сaро.
Кӣ кушт он гави пили настӯҳро,
Кӣ канд аз замин оҳанин кӯҳро?!
Дирафшу паси лашкару ҷои хеш
Бародар-шро доду худ рафт пеш.
Ба қалб андаромад, миёнро бибаст,
Гирифт он дирафши ҳумоюн ба даст.
Бародар-ш буд панҷ зебои гоҳ,
Ҳама номдорону ҳамтои шоҳ.
Ҳама истоданд дар пеши ӯй,
Ки лашкар шикастан будӣ кеши ӯй.
Ба озодагон гуфт: Пушти сипоҳ,
Ки эй номдорону пурони шоҳ.
Нигар, то чӣ гӯям, накӯ бишнавед,
Ба дини Худои ҷаҳон бигравед.
Бидонед, шоҳон, ки рӯзест ин,
Ки баддин падид ояд аз покдин.
Нигар, то натарсед аз маргу чиз,
Ки кас дар замона намондаст низ.

Агар кушт хоҳад ҳаме рӯзгор,
Чи некӯтар аз марг дар корзор.
Шумо аз паси куштагон мангаред,
Маҷӯед фарёду сар машмаред.
Нигар, то набинед бигрехтан,
Нигар, то натарсед аз овехтан.
Сари найзаҳоро ба разм афканед,
Замоне бикӯшеду мардӣ кунед!
Агар кор бандед фармони ман,
Бимонад дар ин колбад ҷони ман.
Шавад номатон дар ҷаҳони бузург,
Бимирад ҳама лашкари пиргург.
Бад-ин андарун буд Исфандёр,
Ки бонги падар-ш омад аз кӯҳсор,
Ки эй номдорону гурдони ман!
Ҳама мар маро чун тану ҷони ман.
Матарсед аз найзаву тиру теғ,
Ки аз бахшамон нест рӯи гуреғ.
Ба дини Худою гав Исфандёр,
Ба ҷони Зарир он гиромӣ савор,
Ки акнун фуруд омад андар биҳишт,
Ба ман шоҳ Лӯҳросп нома навишт.
Пазируфтаам ман аз он шоҳи пир,
Ки гар бахти некам бувад дастгир.
Чу ман боз гардам аз ин размгоҳ,
Ба Исфандёрам диҳам тоҷу гоҳ.
Чунон чун падар дод шоҳӣ маро,
Диҳам ҳамчунон тоҷи шоҳӣ варо.
Сипаҳро ҳама бо Пашутан диҳам,
Варо хусравӣ тоҷ бар сар ниҳам.

## РАФТАНИ ИСФАНДЁР БА ҶАНГИ АРҶОСП

Чу Исфандёр он гави пилтан,
Худованди аврангу бо саҳм тан.
Аз он кӯҳ бишнид бонги падар,
Ба зорӣ ба пеш андарафканд сар.
Хиромиду найза ба ҷанг - андарун,
Зи шарми падар сар фиканда нигун.
Яке дизае барнишаста баланд,
Ба сони яке деви ҷаста зи банд.
Бад-он лашкари душман андарфитод,
Чунон, к-андарафтад ба гулбарг бод.
Ҳамекушт аз эшону сар мебурид,
Зи бимаш ҳамемурд ҳар ки-ш бидид.
Ва Настур пури Зарири савор,
Зи хайма хиромид зӣ аспдор.
Яке аспи осудаи тезрав,
Ҷаҳанда яке кӯҳу оканда хав.
Бихосташ аз он аспдори падар,
Ниҳод аз бари ӯ яке зини зар.
Биёросту баргустувон барфиканд,
Ба фитрок баст он каёнӣ каманд.
Бипӯшид ҷавшан, бар ӯ барнишаст,
Ба майдон хиромид найза ба даст.
Аз ин сон хиромид то размгоҳ,
Суи боби кушта ҳамеҷуст роҳ.
Ҳаметохт в-он бороро тез кард,
Ҳамеохт кина, ҳамекушт мард.
Аз озодагон ҳар кӣ дидӣ ба роҳ,
Бипурсидӣ аз номдори сипоҳ.

Куҷо уфтодаст гуфтӣ Зарир,
Падар-м он набарда савори далер?
Яке мард буд, номи ӯ Ардашер,
Саворе гаронмояву гурдгир.
Бипурсид аз ӯ роҳ фарзанди хурд,
Суи бобакаш роҳ бинмуд гурд.
Фикандаст гуфто, миёни сипоҳ
Ба наздикии он дирафши сиёҳ.
Бирав зуд, к-он ҷо фитодаст ӯй,
Магар боз биниш якбора рӯй.
Пас он шоҳзода барангехт бӯр,
Ҳамекушт марду ҳамекард шӯр.
Ҳаметохташ, то бари ӯ расид,
Чу ӯро бар он хок кушта бидид.
Бирафташ дилу ҳуш в-аз пушти зин,
Фиканд аз бараш хештан бар замин.
Ҳамегуфташ: Эй моҳи тобони ман,
Чароғи дилу дидаву ҷони ман.
Бад-он ранҷу сахтӣ бипарвардиям,
Кунун чунки рафтӣ, ба кӣ спурдиям?
Туро то сипаҳ дод Лӯҳроспшоҳ,
Ва Гуштоспро дод гоҳу кулоҳ.
Ҳама лашкару кишвар оростӣ,
Ҳаме размро б-орзу хостӣ.
Кунун, ки-т ба гардун барафрохт ном,
Шудӣ кушта худ норасида ба ком.
Шавам зӣ бародар-т фархунда шоҳ,
Фуруд ой гӯям аз ин хуб гоҳ,
Ки аз ту на ин буд сазовори ӯй,
Бирав, кинаш аз душманон бозҷӯй.
Замоне бар ин сон ҳаме буд дер,
Пас он борагӣ андаровард зер.

Ҳамерафт бо бонг то пеши шоҳ,
Ки биншаста буд аз бари хуб гоҳ.
Шаҳи хусравон гуфт: Эй ҷони боб,
Чаро кардаӣ дидагонро пуроб?
Каёнзода гуфт: Эй ҷаҳондор шоҳ,
Бирав, кинаи боби ман бозхоҳ.
Ки мондаст шоҳам бар он хоки хушк,
Сияҳ риши ӯ парварида ба мушк.
Чу аз пур бишнид шоҳ ин сухун,
Сиёҳаш бибуд рӯзи равшан зи бун.
Ҷаҳон бар ҷаҳондор торик шуд,
Тани пилвореш борик шуд.
Биёред – гуфто - сиёҳи маро,
Набарда қабову кулоҳи маро,
Ки имрӯз ман аз паи кини ӯй
Биронам аз ин чиниён хун ба ҷӯй.
Яке оташ андозам андар ҷаҳон,
К-аз ин ҷо ба кайвон равад дуди он.
Чу гурдон бididанд аз размгоҳ,
Аз он тира овардгоҳи сипоҳ,
Ки хусрав бисечидаш оростан,
Ҳаме рафт хоҳад ба кин хостан.
Набошем – гуфтанд - ҳамдостон,
Ки шоҳаншаҳу кадхудои ҷаҳон
Ба разм - андар ояд ба кин хостан,
Чаро бояд ин лашкар оростан?!
Гаронмоя дастур гуфташ ба шоҳ.
Набояд-т рафтан бад-он кинагоҳ.
Ба Настур деҳ бораи барнишаст,
Мар ӯро суи разми душман фирист.
Ки ӯ оварад боз кини падар,
Аз он, к-аш ту боз оварӣ хубтар.

## КУШТАНИ НАСТУР ВА ИСФАНДЁР БЕДИРАФШРО

Бидодаш бад-ӯ шоҳ Беҳзодро,
Ҳамон ҷавшану хӯди пӯлодро.
Падаркушта он гаҳ миёнро бибаст,
Сияҳранг Беҳзодро барнишаст.
Хиромид то дар миёни сипоҳ,
Нишаста бар он хав ба ранги сиёҳ.
Ба пеши сафи душманон истод,
Ҳаме баркашид аз ҷигар сард бод.
Манам - гуфт - Настур-пури Зарир,
Пазира наёяд маро наррашер.
Куҷо бошад он ҷодуи Бедирафш,
Ки ӯ дорад он ковиёнӣ дирафш.
Чу посух надоданд озодро,
Барангехт шабранг Беҳзодро.
Бикушт аз тагинони лашкар басе,
Пазира наёмад мар ӯро касе.
В-аз ин сӯи дигар гав Исфандёр
Ҳамекушташон бемару бешумор.
Чу солори Чин дид Настурро,
Каёнтухмаву паҳлавон пурро,
Ба лашкар бигуфт ин кӣ шояд будан,
К-аз ин сон ҳаме найза донад задан?
Бикушт аз тагинони ман бешумор,
Магар гашт зинда Зарири савор.
Ки назди ман омад Зарир аз нахуст,
Бад-ин сон ҳаме тохт бора дуруст.
Куҷо бошад он Бедирафши гузин,
Ҳам акнун суи ман-ш хонед ҳин.

Биёмад ҳам андар замон Бедирафш,
Гирифта ба даст он дирафши бунафш.
Нишаста бар он бораи хусравӣ,
Бипӯшида он ҷавшани паҳлавӣ.
Хиромид то назди Настуршоҳ
Чароғи ҳама лашкару пури шоҳ.
Гирифта ҳамон теғи заҳробдор,
Ки афканда буд з-ӯ Зарири савор.
Бикуштанд ҳар ду ба шамшеру тир,
Сари ҷодувон турку пури Зарир.
Пас огоҳ карданд аз он корзор
Пури шоҳро - фаррух Исфандёр.
Ҳаметохташ, то бад-эшон расид,
Сари ҷодувон чун мар ӯро бидид.
Барангехт асп аз миёни набард,
Чу донист, к-аш бар сар афтод мард.
Бияндохт он заҳрхӯрда бар ӯй,
Магар, к-аш кунад тира рахшанда рӯй.
Наёмад бар ӯ теғи заҳробдор,
Гирифташ ҳамон теғ Исфандёр.
Задаш паҳлавонӣ яке бар ҷигар,
Чунон к-аз дигар сӯ бурун кард сар.
Зи бора нигун андарафтоду мурд,
Бидид он каёнзодагӣ дастбурд.
Фуруд омад аз бора Исфандёр,
Силеҳи Зарир он гави номдор.
Аз он ҷодуи зишт берун кашид,
Сарашро зи тан нима андарбурид.
Накӯранг аспи Зариру дирафш,
Бибурду сари беҳунар Бедирафш.

Сипаҳ яксара бонг бардоштанд,
Ҳаме наъра аз чарх бигзоштанд.
Ки пирӯз шуд шоҳу душман фиканд,
Бирафту биёвард аспи саманд.
Шуд он шоҳзода савори далер,
Суи шоҳ бурд он саманди Зарир.
Сари пири ҷоду ниҳодаш ба пеш,
Кушанда бикушт, ин-т оину кеш!

## ГУРЕХТАНИ АРҶОСП АЗ КОРЗОР

Чу боз оварид он гаронмоя кин,
Бар аспи Зарире барафканд зин.
Хиромид то пеши овардгоҳ,
Ба се баҳра кард он каёнӣ сипоҳ.
Аз он се якеро ба Настур дод
Яли лашкарафрӯзи фаррухнажод.
Дигар баҳраро бо бародар супурд
Бузургони Эрону мардони гурд.
Севум баҳраро сӯи худ боздошт,
Ки чун абри ғурранда овоз дошт.
Чу Настури гарданкаши поктан,
Чу Нӯшозар он паҳлави размзан.
Ҳамедун бибастанд паймон бар ин,
Ки гар теғи душман бидаррад замин.
Нагардем зинда аз ин ҷанг боз,
Надорем аз ин бадкуниш чанг боз.
Бар ин бар бибастанд танг устувор,
Бигуфтанду рафтанд зӣ корзор.
Чу эшон фиканданд асп аз миён,
Гавону ҷавонони эрониён.
Ҳама яксар аз ҷой бархостанд,
Ҷаҳонро ба ҷавшан биёростанд.
Аз эшон бикуштанд чандин савор,
К-аз он танг шуд ҷои он корзор.
Чунон хун ҳамерафт бар кӯҳу дашт,
К-аз он осиёҳо ҳаме дар бигашт.
Чу Арҷосп он дид, омад ба пеш
Або номдорону мардони хеш.

Гави гурдкуш найза андарниҳод,
Бар он наррадевони пайғунажод.
Ҳаме дӯхтшон синаҳо бозпушт,
Чунин то басе саркашонро бикушт.
Чу донист хоқон, ки мондасту бас,
Наёрад шудан пеши ӯ низ кас.
Сипаҳ ҷунб-ҷунбон шуду кор гашт,
Ҳамебуд, то рӯз андаргузашт.
Ҳам он гоҳ андар гурез истод,
Шуду рӯй андар биёбон ниҳод.
Пас андаргирифтанд эрониён
Бад-он лашкари бемари чиниён.
Бикуштанд аз эшон зи ҳар сӯ басе,
Набахшудашон, эй шигифтӣ касе!

## БАХШОИШ ЁФТАНИ ТУРКОН АЗ ИСФАНДЁР

Чу туркон бидиданд, к-Арҷосп рафт,
Ҳамеоянд аз ҳар суе теғ тафт.
Ҳама меҳтароншон пиёда шуданд,
Ба пеши гав Исфандёр омаданд.
Камонҳои туркӣ бияндохтанд,
Қабой аз баданҳо бурун охтанд.
Ба зориш гуфтанд: Агар шаҳрёр
Диҳад бандагонро ба ҷон зинҳор,
Ба дин андароему пурсиш кунем,
Ҳама озаронро парастиш кунем.
Пас озодагон ин суханро баниз
Набардоштанд эч гуна ба чиз.
Заданд теғу куштанд аз эшон ҳаме,
Ҷаҳон шуд зи хуншон дурахшон ҳаме.
Чу овоз бишнид Исфандёр,
Ба ҷону ба тан додашон зинҳор.
Бад-он лашкари фаррух овоз дод
Гави пилтан шоҳи хусравнажод.
Ки эй номдорони эрониён,
Бигардед аз ин лашкари чиниён.
Кунун, к-ин сипоҳи адӯ гашт паст,
Аз ин пас зи куштан бидоред даст,
Ки бас зору хоранду бечоравор,
Диҳед ин сагонро ба ҷон зинҳор.
Бидоред даст аз гирифтан кунун,
Мабандед касро, марезед хун.
Матозеду ин куштагон маспаред,
Бигардеду он хастагон бишмаред.

Магиредашон баҳри ҷони Зарир,
Бар аспони ҷангӣ мапоед дер.
Чу лашкар шуниданд овози ӯй,
Шуданд аз бари хастагон бози ӯй.
Ба лашкаргаҳи худ фуруд омаданд,
Ба пирӯз гаштан табира заданд.
Ҳама шаб бихуфтанд аз он хуррамӣ,
Ки пирӯзгар гашт шоҳи замӣ.
Чу андаргузашт он шаби тирагун
Бар он шермардони резандахун.
Кайи номвар бо сарони сипоҳ
Биёмад ба дидори он размгоҳ.
Ҳаме гирди он куштагон – бар бигашт,
Киро дид, бигристу андаргузашт.
Бародар-шро дид кушта ба зор,
Ба овардгаҳ - бар барафканда хор.
Чу ӯро чунон зору кушта бидид,
Ҳама ҷомаи хусравӣ бардарид.
Фуруд омад аз шӯлаки хубранг,
Ба риши худ - андар зада ҳар ду чанг.
Ҳаме гуфташ: Эй шоҳи гурдони Балх,
Ҳама зиндагоним шуд бе ту талх.
Дареғо гаво, хусраво, меҳтаро!
Набарда саворо! Гузида гаво!
Фароз омаду баргирифташ зи хок,
Ба дасти худаш рӯй бистурд пок.
Ба тобути заррин-ш андарниҳод,
Ту гуфтӣ Зарир аз буна худ назод.
Каёнзодагон ҳар касеро зи хеш
Ба тобутҳо дарниҳоданд пеш.

Бифармуд, то куштагон бишмаранд,
Касеро, ки ҳаста-ст, берун баранд.
Бигаштанд бар гирди он размгоҳ,
Ба дашту ба кӯҳу биёбону роҳ.
Аз эрониён кушта буд сӣ ҳазор
Ҳазору саду шасту шаш номдор.
Ҳазору чиҳил номвар хаста буд,
Ки аз пои пилон бурун ҷаста буд.
В-аз он душманон кушта буд сад ҳазор,
Аз он ҳаштсад саркашу номдор.
Дигар хаста буд сӣ ҳазору дувист,
Чунон ҷой буд, то тавонӣ маист.

## БОЗ ОМАДАНИ ГУШТОСП БА БАЛХ

Кайи номбардори фархунда шоҳ,
Суи гоҳ боз омад аз размгоҳ.
Ба Настур гуфто, ки фардо пагоҳ
Суи кишвари номвар каш сипоҳ.
Гузида сипаҳбад ҳам аз бомдод
Бизад кӯсу лашкар, буна барниҳод.
Ба Эронзамин боз карданд рӯй,
Ҳама чирадил гаштаву размҷӯй.
Мар он хастагонро бибурданд низ,
Наҳиштанд бар ҷойгаҳ ҳеч чиз.
Ба Эронзамин боз бурдандашон,
Ба донопизишкон супурдандашон.
Чу шоҳи ҷаҳон боз шуд боз ҷой,
Ба пури меҳин дод фаррух Ҳумой.
Сипаҳро ба Настури фархунда дод,
Аҷамро чунин буд оину дод.
Бидодаш аз озодагон даҳ ҳазор,
Саворони ҷангии найзагузор.
Бифармуду гуфт: Эй гави найзабоз,
Яке то бари шоҳи туркон битоз.
Ба Оёсу Халлух ҳаме баргузар,
Бикуш, ҳар кӣ ёбӣ, ба кини падар.
Зи ҳар чи-ш бибоисту будаш ба кор,
Бидодаш ҳама бемару бешумор.
Ҳам он гоҳ Настур бурд он сипоҳ
Ва шоҳи ҷаҳон аз бари тахту гоҳ.
Нишасту каӣ тоҷ бар сар ниҳод,
Сипаҳро ҳама яксара бор дод.
Дари ганҷ бикшод в-аз хоста
Сипаҳро ҳамекардаш ороста.

Саронро ҳама шаҳрҳо дод низ,
Касеро наҳишт эч нодода чиз.
Киро подшоҳӣ сазонид, дод,
Киро поя боист, поя ниҳод.
Чу андархури корашон дод соз,
Суи хонаҳошон фиристод боз.
Хиромид бар гоҳу бора бибаст,
Ба гоҳи шаҳаншоҳӣ андарнишаст.
Бифармуд, то озар афрӯхтанд,
Бар ӯ уди ҳиндӣ ҳаме сӯхтанд.
Заминаш бикарданд аз зарри пок,
Ҳама ҳезумаш уду анбар-ш хок.
Ҳама кори ӯро баандом кард,
Пасаш хони гуштоспӣ ном кард.
Бифармуд, то бар дари гунбадаш,
Ниҳоданд Ҷомоспро мӯбадаш.
Суи кордорон-ш нома навишт,
Ки моро Худованд ёфа наҳишт.
Шабони шуда тирамон рӯз кард,
Ки-мон бар ҳама кор пирӯз кард.
Ба нафрин шуд Арҷоспу мо б-офарин,
Ки донад чунин ҷуз ҷаҳонофарин.
Чу пирӯзии шоҳатон бишнавед,
Газите ба озарпарастон диҳед.
Чу огоҳ шуд қайсар он шоҳи Рум,
Ки фаррух шуд он шоҳу Арҷосп шум.
Фириста фиристод бо хоста,
Ғуломону аспони ороста.
Шаҳи Барбаристону шоҳони Ҳинд
Газиташ бидоданду шоҳони Синд.

## ФИРИСТОДАНИ ГУШТОСП ИСФАНДЁРРО БА ҲАМАИ КИШВАР ВА ДИН БАРГИРИФТАНИ ЭШОН АЗ Ӯ

Гави номбардори беҳрӯзгор
Нишаста ба тахти каӣ номдор,
Гузинони кишвар-шро бор дод,
Бузургону шоҳони меҳтарнажод.
Зи пеш андаромад гав Исфандёр,
Ба даст - андарун гурзаи говсор.
Ниҳода ба сар - бар каёнӣ кулоҳ,
Ба зери кулоҳаш ҳаметофт моҳ.
Биистод дар пеши вай бандафаш,
Сарафкандаву даст карда ба каш.
Чу шоҳи ҷаҳон рӯи ӯро бидид,
Зи ҷону ҷаҳонаш ҳаме баргузид.
Бихандиду гуфт: Эй ял, Исфандёр,
Ҳаме орзу н-оядат корзор?
Яли теғзан гуфт: Фармон турост,
Ки ту шаҳрёрию кайҳон турост.
Кайи номвар тоҷи заррин-ш дод,
Дари ганҷҳоро бар ӯ баркушод.
Ҳама кори Эрон мар ӯро супурд,
Ки ӯро будӣ паҳлавӣ дастбурд.
Дирафше бад-ӯ доду ганҷу сипоҳ,
Ҳанӯзат нашуд гуфт ҳангоми гоҳ.
Бад-ӯ гуфт: Поят ба зин - андар ор,
Ҳама кишварамро ба дин - андар ор.
Бишуд теғзан гурдкуш пури шоҳ
Ба гирди ҳама кишварон бо сипоҳ.

Ба Руму ба Ҳиндустон - бар бигашт,
Зи дарёву торикӣ андаргузашт.
Гузориш ҳамекард Исфандёр
Ба фармони Яздони парвардгор.
Чу огаҳ шуданд аз накӯ дини ӯй,
Гирифтанд аз ӯ роҳу оини ӯй.
Мар ин дини беҳро биёростанд,
Аз ин дин гузориш ҳаме хостанд.
Бутонро саросар ҳамесӯхтанд,
Ба ҷои бут оташ барафрӯхтанд.
Ҳама нома карданд зӣ шаҳрёр,
Ки мо дин гирифтем аз Исфандёр.
Бибастем кустиву бигрифт бож,
Кунунат нашояд зи мо хост бож.
Ки мо рост гаштему ҳам динпараст,
Кунун Занди Зардушт зӣ мо фирист.
Чу он номаи шаҳрёрон бихонд,
Нишаст аз бари гоҳу ёрон бихонд.
Фиристод Занде ба ҳар кишваре,
Ба ҳар номдорею ҳар меҳтаре.
Бифармуд, то номвар паҳлавон
Ҳамегашт бар чор гӯшай ҷаҳон.
Ба ҳар ҷой, к-он шоҳ бинҳод рӯй,
Наёмад кас андар бараш ҷангҷӯй.
Мар ӯро ҳама кас ба фармон шуданд,
Бад-он дар ҷаҳон пок пинҳон шуданд.
Чу гетӣ ҳама рост шуд бар падар-ш,
Кушод аз миён боз заррин камар-ш.
Кайивор биншаст бар тахтгоҳ,
Биёсуд якчанд худ бо сипоҳ.

Бародар-шро хонд Фаршедвард,
Сипоҳе бурун кард мардони мард.
Бад-ӯ дод динору дирҳам басе,
Хуросон бад-ӯ доду кардаш гусӣ.
Чу якчанд гоҳе баромад бар ин,
Ҷаҳон вижа гашта буду покдин.
Фириста фиристод ҳам зӣ падар,
Ки эй номвар шоҳи пирӯзгар.
Ҷаҳон вижа кардам ба фарри Худой,
Ба кишвар пароканда сояй ҳумой.
Касеро баниз аз касе бим на,
Ба гетӣ касе бе зару сим на.
Фурӯзанда гетӣ ба сони биҳишт,
Ҷаҳон гашта ободу ҳар ҷой кишт.
Саворон ҷаҳонро ҳамедоштанд,
Ва варзигарон варз мекоштанд.
Бар ин - бар бигардид чанде ҷаҳон,
Ба гетӣ бадӣ буд андар ниҳон.

## БАДГӮӢ КАРДАНИ ГУРАЗМ АЗ ИСФАНДЁР

Чунин гуфт гӯянда к-он рӯзгор,
Ки шаҳ дод тоҷе ба Исфандёр.
Яке саркаше буд, номаш Гуразм,
Гаве номбардори фарсуда разм.
Ба дил кин ҳамедошт з-Исфандёр,
Надонам чи-шон буд оғози кор.
Шунидам, ки Гуштоспро хеш буд,
Писарро ҳамеша бадандеш буд.
Ҳар он ҷо, ки овози ӯ омадӣ,
Аз ӯ зишт гуфтию таъна задӣ.
Шаҳи номбардор рӯзе пагоҳ
Нишаста буд аз бомдодон ба гоҳ.
Гузинони лашкар-шро бор дод
Бузургону шоҳони меҳтарнажод.
Гуразм омад ӯ пеши фахунда шоҳ,
Нишасту баҳона ҳамеҷуст роҳ.
Ки чун шоҳро бар писар барзанад,
Бару ёли ӯро ба хок афканд.
Фароз омад аз шоҳзода сухун,
Нигар, то зи оҳу чӣ афканд бун.
Ҳам он гаҳ яке даст бар даст зад,
Чу душман бувад – гуфт - фарзанди бад.
Фарозаш набояд кашидан ба пеш,
Чунин гуфтамон мӯбади росткеш.
Ки чун пур босаҳму меҳтар шавад,
Аз ӯ бобро рӯз бадтар шавад.
Раҳӣ к-аз худованд сар баркашид
Аз андоза, пас сар-ш бояд бурид.

Чу аз роздор ин сухан ҷаст боз,
Худованди ин роз кӣ в-ин чи роз.
Каёншоҳро гуфт: Норостгӯй,
Ки ин роз гуфтан кунун нест рӯй.
Шаҳи шаҳрёрон тиҳӣ кард ҷой,
Фиребандаро гуфт: Назди ман ой.
Бигӯй ин ҳама сар ба сар пеши ман,
Ниҳон чист з-он аждаҳо кеши ман.
Гуразми бадомӯз гуфт: Аз хирад
Набояд ҷуз он чиз, к-андархурад.
Маро шоҳ кард аз ҷаҳон бениёз,
Сазад, гар надорам ман аз шоҳ роз.
Надорам ман аз шоҳи худ беҳ зи панд,
Вагарна наёяд мар ӯро писанд.
Надорам ҳар оина аз шоҳ роз,
Вагарчи нахоҳад зи ман гуфт боз.
Ки гар боз гӯему ӯ нашнавад,
Беҳ аз роз кардан-ш пинҳон бувад.
Бидон, эй ҷаҳондор, к-Исфандёр
Бисечад ҳаме размро рӯи кор.
Басе лашкар омад ба наздики ӯй,
Ҳама худ суи ӯ ниҳоданд рӯй.
Бар он аст акнун, ки бандад туро,
Ба шоҳӣ ҳаме бад писандад туро.
Туро гар ба даст овариду бибаст,
Кунад мар ҷаҳонро ҳама зери даст.
Ту донӣ, ки он аст Исфандёр,
Ки ӯро ба разм - андарун нест ёр.
Чун ӯ ҳалқа кард он каманди батоб,
Пазира наёрад шудан офтоб.

Ман он чи шунидам, бигуфтам-т рост
Ту беҳ дон кунун, рою фармон турост.
Чу бо шоҳи Эрон Гуразм ин биронд,
Гави номбардор хира бимонд.
Чунин гуфт: Ҳаргиз кӣ дид ин шигифт,
Дижам гашт в-аз пур кина гирифт.
Нахӯрд эҷ май низу шодӣ накард,
Абе базм биншаст бо боди сард.
Аз андеша он шаб наёмад-ш хоб,
Аз Исфандёраш гирифта шитоб.
Чу аз кӯҳсорон сапеда дамид,
Фурӯғи ситора бишуд нопадид.
Бихонд он ҷаҳондида Ҷомоспро,
Ки дастур буд шоҳ Гуштоспро.
Бад-ӯ гуфт: Рав назди Исфандёр,
Мар ӯро бихон зуду назди ман ор,
Ки кори бузург аст пеш - андаро,
Ту боӣ ҳаме, эй маҳи кишваро.
Навишта яке номаи устувор,
Ки эй номвар, фаррух Исфандёр,
Фиристодам ин пир Ҷомоспро,
Ки ӯ беш дидаст Лӯҳроспро.
Чу ӯро бибинӣ, миёнро бибанд,
Або ӯ биёе бар сутури наванд.
Агар хуфтаӣ, зуд барчаҳ ба пой,
В-агар худ ба поӣ, замоне мапой.
Хирадманд шуд, номаи шоҳ бурд,
Гузорид кӯҳу биёбон супурд.

## ОМАДАНИ ҶОМОСП БА НАЗДИ ИСФАНДЁР

Бад-он рӯзгор - андар Исфандёр
Ба дашт - андарун буд баҳри шикор.
Аз он дашт овоз додаш касе,
Ки Ҷомоспро кард хусрав гусӣ.
Чу он бонг бишнидаш, омад шигифт,
Бипечиду хандидан андаргирифт.
Писар буд ӯро гузида чаҳор,
Ҳама хубрӯю набардасавор.
Яке ном Баҳман, яке Меҳрнӯш,
Севум Озарафрӯз гурди баҳуш.
Чаҳорум-шро ном Нӯшозаро,
Ки бинҳод ӯ гунбади озаро.
Ба шоҳи ҷаҳон гуфт Баҳман – писар,
Ки то ҷовидон сабз бодот сар.
Яке жарф ханда бихандид шоҳ,
Бад-ӯ гуфт: Бингар, ки ояд ба роҳ.
Якояк бигуфтанд, к: - Эй шаҳрёр,
Маханду аз ин ҳодиса шарм дор.
Ба пурон бигуфт: Андар ин рӯзгор
Кас омад маро аз дари шаҳрёр.
Зи ман хусрав озор дорад ҳаме,
Дилаш аз раҳӣ бор дорад ҳаме.
Гаронмоя фарзанд гуфто: Чаро
Чӣ кардӣ бад-ин хусрави кишваро?
Шаҳи шаҳрёрон бигуфт: Эй писар,
Гуноҳе надорам ба ҷони падар.
Магар он ки то дин биёмӯхтам,
Ҳаме дар ҷаҳон озар афрӯхтам.

Ҷаҳон вижа кардам ба бурранда теғ,
Чаро дорад аз ман ба дил шоҳ реғ?
Ҳамоно дилаш дев бифрефтаст,
Ки бар бастани ман чунин шефтаст.
Ҳаме то бад-ин андарун буд шоҳ,
Падид омад аз дур гарди сипоҳ.
Зи аспи чаманда фуруд омаданд,
Гаву пир ҳар ду пиёда шуданд.
Бипурсид аз ӯ фаррух Исфандёр,
Ки: Чун аст шоҳ, он гави номдор?
Хирадманд гуфто: Дуруст асту шод,
Сарашро бибӯсиду нома бидод.
Дуруст аз ҳама кораш огоҳ кард,
Ки мар шоҳро дев гумроҳ кард.
Хирадмандро гуфт Исфандёр:
Чи бинӣ маро андар ин рӯзгор?
Ар эдунки бо ту биёям бадар,
На некӯ кунад кор бо ман падар.
В-ар эдун, ки н-оям ба фармонбарӣ,
Бурун бурда бошам сар аз кеҳтарӣ.
Яке чора соз,эй хирадманд пир,
Набояд чунин монд бар хир-хир.
Хирадманд гуфт: Эй яли паҳлавон,
Ба донандагӣ пиру бахтат ҷавон.
Ту донӣ, ки хашми падар бар писар
Беҳ аз хуб меҳри писар бар падар.
Бибояд-т рафтан, чунин аст рӯй,
Ки ҳар ч-ӯ кунад, подшоҳ аст ӯй.

Бад-ин истоданду гаштанд боз,
Фиристодаву шоҳи гарданфароз.
Яке ҷои хубаш фуруд оварид,
Пас он гоҳ хӯрданд ҳар ду набид.
Дигар рӯз биншаст бар тахти хеш,
Зи лашкар фаровон кас омад-ш пеш.
Ҳама лашкарашро ба Баҳман супурд,
В-аз он ҷо хиромид бо чанд гурд.
Биёмад ба даргоҳи озод шоҳ,
Камарбаста бар сар ниҳода кулоҳ.

## БАНД КАРДАНИ ШОҲ ГУШТОСП ИСФАНДЁРРО

Чу огоҳ шуд шоҳ, к-омад писар,
Кулоҳи каӣ барниҳода ба сар.
Меҳону кеҳонро ҳама хонд пеш,
Ҳамон Занд бинҳод дар пеши хеш.
Ҳама мӯбадонро ба курсӣ нишонд,
Пас он хусрави теғзанро бихонд.
Биёмад гави даст карда дароз,
Ба пеш андаромад, бибурдаш намоз.
Биистод дар пеши ӯ бандафаш,
Сарафкандаву дастҳо зери каш.
Шаҳи хусравон гуфт бо мӯбадон,
Бад-он родмардону испаҳбадон.
Чӣ гӯед – гуфто, ки озодае
Ба сахтӣ ҳамепарварад зодае.
Ба ҳангоми шираш ба доя диҳад,
Яке тоҷи заррин-ш бар сар ниҳад.
Ҳаме дорадаш, то шавад чирадаст,
Биёмӯзадаш хӯрдану барнишаст.
Басе ранҷ бинад гаронмоя мард,
Саворе кунад-ш озмуда набард.
Пас озодзода ба мардӣ расад,
Чунон чун зар аз кон ба зардӣ расад.
Мар ӯро биҷӯянд ҷӯяндагон,
В-аз ӯ беш гӯянд гӯяндагон.
Саворе шавад неку пирӯзи разм,
Сари анҷуманҳо ба разму ба базм.

Ҷаҳонро кунад яксара зери пай,
Бибошад сазовори дайҳими кай.
Чу пирӯз гардад, кашад ёлу шох,
Падар пир гашта, нишаста ба кох.
Надорад падар ҷуз яке тоҷу тахт,
Нишаста ба айвон, нигаҳдори рахт.
Писарро ҷаҳону дирафшу сипоҳ,
Падарро яке тоҷи заррину гоҳ.
Набошад бад-он низ ҳамдостон,
Шунид аз шумо кас чунин достон?
Зи баҳри яке тоҷу афсар писар,
Тани бобро дур хоҳад зи сар.
Кунад бо сипоҳе худ оҳанги ӯй,
Ниҳода дилаш тез бар чанги ӯй.
Чӣ гӯед пирон, ки бо ин писар,
Чи неку бувад коркарди падар?
Гузинон-ш гуфтанд, к: Эй шаҳрёр,
Наёяд худ ин ҳаргиз андар шумор.
Падар зиндаву пур ҷӯёи гоҳ,
Аз ин хомтар низ коре маҳоҳ.
Ҷаҳондор гуфто, ки инат писар
Ки оҳанг дорад ба ҷони падар.
Бибандам чунон, к-аш сазояст бас,
Ба банде, ки касро набастаст кас.
Чу бишнид Исфандёр ин сухун,
Дили марди барно шуд аз ғам куҳун.
Бад-ӯ гуфт: Эй шоҳи озодахӯй,
Маро марги ту кай бувад орзуй?
Надонам гуноҳе ман, эй шаҳрёр,
Ки кардастам андар ҳама рӯзгор.

Ба ҷони ту, эй хусрави комрон,
Куҷо будам ин худ ба дил дар гумон.
Валекин ту шоҳию фармон турост,
Туроам ману банду зиндон турост.
Кунун банд фармою хоҳӣ бикуш,
Маро дил дуруст асту оҳиста ҳуш.
Шаҳи хусравон гуфт: Банд оваред,
Мар ӯро бибандеду з-ин магзаред.
Ба пеш овариданд оҳангарон
Ғулу банду занҷирҳои гарон.
Бибастанд ӯро ҳама дасту пой
Ба пеши ҷаҳондори кайҳонхудой.
Чунонаш бибастанд пой устувор,
Ки ҳар к-аш ҳамедид, бигрист зор.
Чу карданд занҷир дар гарданаш,
Бифармуд баста ба диж бурданаш.
Биёред – гуфто – яке пили нар,
Даванда наванде чу мурғи бапар.
Фароз овариданд пиле чу нил,
Мар ӯро нишонданд бар пушти пил.
Бибурдандаш аз пеши фаррух падар
Суи гунбадон диж, пур аз хок сар.
Бад-он диж-ш бурданд дар кӯҳсор,
Сутун овариданд аз оҳан чаҳор.
Мар ӯро дар он ҷой бастанд сахт,
Зи тахташ фиканданду баргашт бахт.
Нигаҳбон бар ӯ кард пас чанд мард
Гави паҳлавонзода бо доғу дард.
Бад-он тангӣ - андар ҳамезистӣ,
Замон то замон зор бигристӣ.

## РАФТАНИ ГУШТОСП БА СИСТОН ВА ЛАШКАР ОРОСТАНИ АРҶОСП БОРИ ДИГАР

Баромад басе рӯзгорон бар ӯй,
Ки хусрав суи Систон кард рӯй.
Ки он ҷо кунад Занду Асто раво,
Кунад мӯбадонро бад-он - бар гуво.
Чу он ҷо расид он гаронмоя шоҳ,
Пазира шудаш паҳлавони сипоҳ.
Шаҳи Нимрӯз он ки Рустам-ш ном,
Савори ҷаҳондида ҳамтои Сом
Або пир Дастон, ки будаш падар,
Або меҳтарону гузинони дар.
Ба роҳ овариданд ромишгарон
Або рудҳо аз карон то карон.
Ба шодӣ пазира шудандаш ба роҳ,
Аз он шодмон гашт фархунда шоҳ.
Ба Зобул-ш бурданд меҳмони хеш,
Ҳама бандавор истоданд пеш.
Аз ӯ Занду Асто биёмӯхтанд,
Нишастанду оташ барафрӯхтанд.
Баромад бар ин меҳмонӣ ду сол,
Ҳамехӯрд Гуштосп бо пури Зол.
Ба ҳар ҷо, куҷо шаҳрёрон буданд,
Чу аз кори Гуштосп огаҳ шуданд,
Ки ӯ паҳлавони ҷаҳонро бибаст,
Тани пилвораш ба оҳан бихаст.
Ба Зобулситон шуд ба пайғамбарӣ,
Ки нафрин кунад бар бути озарӣ.
Бигаштанд яксар зи фармони ӯй,
Ба ҳам баршикастанд паймони ӯй.

Чу огоҳӣ омад ба Баҳман, ки шоҳ
Бибасташ падарро абар бегуноҳ.
Набарда гузинони Исфандёр
Аз он ҷо бирафтанд тимордор.
Ба пеши гав - Исфандёр омаданд,
Каёнзодагон зору хор омаданд.
Мар ӯро ба ромиш ҳамедоштанд,
Ба зиндон-ш танҳо бинагзоштанд.
Пас огоҳӣ омад ба солори Чин,
Ки моҳ аз камон омад андар камин.
Барошуфт хусрав ба Исфандёр,
Суи Гунбадондиж фиристод хор.
Худ аз Балх зӣ Зобулистон кашид,
Ба меҳмонии пури Дастон кашид.
Ба Зобул нишастаст меҳмони Зол,
Бар ин рӯзгорон баромад ду сол.
Ба Балх - андарун ҷуз ки Лӯҳроспшоҳ
Намондаст аз эрониёну сипоҳ.
Магар ҳафтсад марди оташпараст
Ҳама пеши озар баровcurrently даст.
Меҳонро ҳама хонд шоҳи Чигил,
Абар ҷанги Лӯҳроспшон дод дил.
Бидонед - гуфто, ки Гуштоспшоҳ
Суи Систон рафт худ бо сипоҳ.
Ба Зобул нишастаст бо лашкараш,
Саворе на андар ҳама кишвараш.
Кунун аст ҳангоми кин хостан,
Биёяд яке тохтан сохтан.
Писар-ш он гаронмоя Исфандёр,
Ба банди гарон - андар аст устувор.

Кадом аст марде пажӯҳандароз,
Ки паймояд ин жарф роҳи дароз.
Наронад ба раҳ эчу бераҳ шавад,
Аз эрониён яксар огаҳ шавад.
Яке ҷодуе буд номаш Сутӯҳ,
Гузоранда роҳу ниҳуфтапажӯҳ.
Манам – гуфт – оҳиставу роҳҷӯй,
Чи бояд ҳаме, ҳар чи хоҳӣ, бигӯй.
Шаҳи Чин-ш гуфто: Ба Эрон хиром,
Нигаҳ кун бидонӣ ба ҳар сӯ ба гом.
Пажӯҳандаи роз паймуд роҳ,
Ба Балхи гузин шуд, куҷо кохи шоҳ.
Тиҳӣ дид Балх аз гав Исфандёр,
Зи шодӣ рухаш тоза шуд чун баҳор.
Надид андар ӯ шоҳ Гуштоспро,
Парастандагон диду Лӯҳроспро.
Бишуд, ҳамчунон пеши хоқон бигуфт,
Ба рух пеши ӯ мар заминро бируфт.
Чу Арҷосп огоҳ шуд, шод шуд,
Аз андӯҳи дерина озод шуд.
Саронро ҳама хонду гуфто: Равед,
Сипоҳи пароканда боз оваред.
Бирафтанд гурдони лашкар ҳама
Ба кӯҳу биёбону ҷои рама.
Бад-ӯ боз хонданд лашкар-шро,
Гузида саворони кишвар-шро.

## ҚАСОИД, ҚИТАОТ, РУБОӢ ВА АБЁТИ ПАРОКАНДА

Паричеҳра буте айёру дилбар,
Нигоре сарвқадду моҳманзар.
Сияҳчашме, ки то рӯяш бидидам,
Сиришкам хун шудасту бар мушаҷҷар.
Агар на дил ҳамехоҳӣ супурдан,
Бад-он мижгони заҳролуд мангар.
В-агар на бар бало хоҳӣ гузаштан,
Бар оташ бигзару бар дар-ш магзар.
Ба сони оташи тез аст ишқаш,
Чунон чун дар рухаш ҳамранги озар.
Ба сони сарви симин аст қаддаш,
Валекин бар сараш моҳи мунаввар.
Фареш он рӯи деборанги чинӣ,
Ки рашк орад бар ӯ гулбарги тар бар.
Фареш он лаб, ки то эдар наёмад,
Зи хулд оини бӯса н-омад эдар.
Аз он шаккар лабонат ин ки доим
Гудозонам чу андар об шаккар.
Аз он лоғар миён аст, ин ки ишқам
Чунин фарбеҳ шудасту сабр лоғар.
Ба чеҳра Юсуфи дигар, валекин
Ба ҳиҷронаш манам Яъқуби дигар.
Агар бутгар чунон пайкар нигорад,
Марезод он хуҷаста дасти бутгар!
В-агар Озар чун ӯ донист кардан,
Дуруд аз ҷони ман бар ҷони Озар.
Санавбар дидаму ҳаргиз надидам
Дарахти сим, к-аш бар сар санавбар.

Чунон, к-аз чашми ӯ тарсам, натарсид
Ҷуҳуди хайбарӣ аз теғи Ҳайдар.
Чунон к-он чашми ӯ кардаст бо ман,
Накард он номвар Ҳайдар ба Хайбар.
Чунон бар ман кунад ӯ ҷавру бедод,
Накарданд оли Бӯсуфён ба Шиббар.
Чунон чун ман бар ӯ гирям, нагиряд,
Абар Шаббир Заҳро рӯзи маҳшар.
Маро гӯяд зи чандин шеъри шоҳон,
Зи чандин ошиқона шеъри дилбар.
Ба ман деҳ, то бидорам ёдгорӣ,
Ба пардай чашм бинвисам ба анбар.
Ба ҳалқа зулфаки хешат бибандам,
Чу таъвизе фурӯ овезам аз бар.
Кам аз шеъре, ки сӯи мо фиристӣ,
Наям андархури гуфтор в-аз дар.
Магар худ шеър бар ман – бар назебад,
Магар худ нестам, эй дӯст дарх (в) ар.
Аё нопокдор, ин хориям бас,
Бад-ин андар наёрам сар ба чанбар.
Чаро бинвисиям боре мадеҳе
Амири номдорон, шоҳи меҳтар.
Кадом аст он ки гӯӣ рӯи гетӣ
Бияфрӯзад ба Бӯсаъди Музаффар.
Чу номи он нигор омад ба гӯшам,
Фурӯ боридам аз чашм оби аҳмар.
Фироқаш сурате шуд пешам - андар,
Хаёле дидамаш макрӯҳу мункар.
Битарсидам, ки ногоҳон канорам
Тиҳӣ гардонад аз бустони абҳар.

Чу аз ман бигсилад, кай бинамаш боз,
Кай ояд ин гузашта ранҷро бар.
Фурӯ борид абр аз дидагонам,
Бар он хуршед, к-аш боло санавбар.
Ҳаме бигристам то оби чашмам
Чу рӯи ёри ман шуд рӯи кишвар.
Чу рӯи ёри ман шуд даҳр, гӯӣ
Ҳаме ораз бишӯяд б-оби Кавсар.
Ба кирдори дирафши ковиёнӣ,
Ба нақши вашшию кӯфӣ саросар.
Бипӯшида либоси фарвадинӣ,
Бияфканда либоси моҳи озар.
Гул андар бӯстонон бишкуфида
Ба сони гулбунони боғ пурбар.
Ту гӯӣ ҳар яке ҳури биҳиштист,
Ба дасти ҳар як аз ёқут миҷмар.
Ба сад гуна нигор ороста боғ
Ба нақши вашшию нақши мусаттар.
Ба кохи мири мо монад ба хубӣ,
Кушода бар ҳама озодагон дар.
Саҳаргоҳон, ки боди нарм ҷунбад,
Биҷунбонад дарахти сурху асфар.
Ту пиндорӣ, ки аз гардун ситора
Ҳаме борида бар дарёи ахзар.
Нигор андар нигору лавн дар лавн,
Ҳазорон даршуда пайкар ба пайкар.
Ба зери дебаи сабз андар он-кӯй,
Турунҷи сабзу зард аз бор бингар.
Яке чун ҳуққае аз зарри хафча-ст,
Яке чун байзае бинӣ зи анбар.

Бунафша зеру зери шох савсан,
Чу бар дебои зангорӣ музаббар.
Ба шодурвони шаҳрозод монад,
Ки Искандар бар ӯ пошид гавҳар.
Дарахти сабз тоза шому шабгир,
Ки моҳ аз бар ҳаметобад бар ӯ - бар.
Дирафши мир Бӯсаъд аст гӯӣ,
Фурӯзон аз сараш бар тоҷ гавҳар.
Ба гетӣ з-обу оташ тезтар нест,
Ду ҷонанду ду султони ситамгар.
Туро симурғу тири газ набояд,
На Рахши ҷодуву Золи фусунгар.
Гар ӯ рафтӣ ба ҷои Ҳайдари гурд,
Ба разми шоҳи гурдон Амру Антар.
На з-оҳан диръ боистӣ, на дулдул,
На сарпоён-ш боистӣ, на миғфар.
Адӯро бахра аз ту ғулу повонд,
Валиро баҳра аз ту тоҷу паргар.
Яке Зардуштворам орзуяст,
Ки пешат Зандро бар хонам аз бар.
Дар оби гарм дармондаст поям,
Чу дар зар монда дар ангушти азҳар.



Дарафканд, эй санам, абри биҳиштӣ
Заминро хилъати урдибиҳиштӣ.
Замин бар сони хунолуд дебо,
Ҳаво бар сони ниландуд муштӣ.
Ба таъми нӯш гашта чашмаи об,
Ба ранги дидаи оҳуи даштӣ.

Биҳишти аднро гулзор монад,
Дарахт ороста ҳури биҳиштӣ.
Чунон гардад ҷаҳон ҳазмон, ки дар дашт
Паланг оҳу нагирад ҷуз ба куштӣ.
Буте бояд кунун хуршедчеҳра,
Маҳе гар дорад аз хуршед пуштӣ.
Буте рухсори ӯ ҳамранги ёқут,
Майе бар гунаи ҷомай кунириштӣ.
Ҷаҳон товусгуна гашт гӯӣ
Ба ҷои нармию ҷои дуруштӣ.
Бад-он монад, ки гӯӣ аз маю мушк
Мисоли дӯст бар саҳро набиштӣ.
Зи гил бӯи гулоб ояд бад-он сон,
Ки пиндорӣ гул андар гил сириштӣ.
Дақиқӣ чор хислат баргузидаст
Ба гетӣ аз ҳама хубию зиштӣ:
Лаби ёқутрангу нолаи чанг,
Маи гулрангу кеши зардуҳиштӣ.



Зи ду чиз гиранд мар мамлакатро;
Яке парниёнӣ, яке заъфаронӣ.
Яке зарри номи малик барнабишта,
Дигар оҳани обдодай ямонӣ.
Киро бӯяи васлати мулк хезад,
Яке ҷунбише боядаш осмонӣ.
Забоне сухангӯю дасте кушода,
Диле ҳам-ш кина, ҳамаш меҳрубонӣ,
Ки мулкат шикорест, к-ӯро нагирад
Уқоби паранда, на шери жаёнӣ.

Ду чиз аст, к-ӯро ба банд - андар орад;
Яке теғи ҳиндӣ, дигар зарри конӣ.
Ба шамшер бояд гирифтаи мар ӯро,
Ба динор бастан-ш пой, ар тавонӣ.
Киро бахту шамшеру динор бошад,
Ва болову тан тахму нисбат каёнӣ.
Хирад бояд он ҷову ҷуду шуҷоат,
Фалак мамлакат кай диҳад ройгонӣ.



Бархезу барафрӯз, ҳало, қиблаи Зардушт,
Биншину барафган шиками қоқум бар пушт.
Бас кас, ки зи Зардушт бигардида дигар бор,
Ночор кунад рӯй суи қиблаи Зардушт.
Ман сард наёбам, ки маро з-оташи ҳиҷрон
Оташкада гаштаст дилу дида чу чархушт.
Гар даст ба дил барниҳам аз сӯхтани дил,
Ангишт шавад бешак дар дасти ман ангушт.
Эй рӯи ту чун боғу ҳама боғ бунафша,
Хоҳам, ки бунафша чинам аз зулфи ту як мушт.
Он кас, ки туро кушт, туро кушту маро зод,
В-он кас, ки туро зод, туро зоду маро кушт.



Шаби сиёҳ бад-он зулфакони ту монад,
Сапед рӯз ба покии рухони ту монад.
Ақиқро чу бисоянд нек судагарон,
Чу обдор бувад, бо лабони ту монад.
Ба бӯстони мулукон ҳазор гаштам беш,
Гули шукуфта ба рухсорагони ту монад.

Ду чашми оҳуву ду наргиси шукуфта ба бор,
Дурусту рост бад-он чашмакони ту монад.
Камони бобулиён дидаму тирози тир,
Ки баркашида шавад, ба абрувони ту монад.
Туро ба сарвини боло қиёс натвон кард,
Ки сарвро қаду боло бад-они ту монад.



Кошкӣ андар ҷаҳон шаб нестӣ,
То маро ҳиҷрони он лаб нестӣ.
Захми ақраб нестӣ бар ҷони ман,
Гар варо зулфи муақраб нестӣ.
В-ар набудӣ кавкабаш дар зери лаб,
Мӯнисам то рӯз кавкаб нестӣ.
В-ар мураккаб нестӣ аз некуӣ,
Ҷонам аз ишқаш мураккаб нестӣ.
В-ар маро бе ёр бояд зистан,
Зиндагонӣ кош, ё раб, нестӣ.



З-он талх мае гузин, ки гардонад
Нирӯш равони талхро ширин.
Аз талъати ӯ ҳаво чунон гардад,
К-аз хуни тазарв синаи шоҳин.
Устод Шаҳид зинда боистӣ,
В-он шоири тирачашми равшанбин.
То шоҳи маро мадеҳ гуфтандӣ
З-алфози хушу маонии рангин.



Чархи гардон ниҳода дорад гӯш,
То малик мар варо чӣ фармояд.
Зуҳал аз ҳайбаташ намедонад,
Ки фалакро чӣ гуна паймояд.
Сурати хашмаш ар зи ҳайбати хеш
Зарраеро ба даҳр бинмояд,
Хок дарё шавад, бисӯзад об,
Бифсурад нору барқ бишхояд.



Мулк бе мулкдор бошад, не
В-ар бувад, пойдор бошад, не.
Бе шаҳаншаҳ бинои мулки ҷаҳон
Муҳкаму устувор бошад, не.
Хонаеро, ки бехудованд аст,
Кори ӯ барқарор бошад, не.
Шаҳрро ҳеч ҳомию ҳодӣ
Чун шаҳу шаҳрёр бошад, не.



Ман бар онам, ки ту дорӣ хабар аз рози фалак,
На бар онам, ки ту аз рози раҳӣ бехабарӣ.
То зи гуфтор ҷудо бошад пайваста нигор,
То зи дидор барӣ бошад ҳамвора парӣ.
Некхоҳи ту зи гуфтори бадӣ бод ҷудо,
Бадсиголи ту зи дидори беҳӣ бод барӣ!



Маӣ софӣ биёр, эй бут, ки софист,
Ҷаҳон аз моҳ то он ҷо, ки моҳист.
Чу аз кох омадӣ берун ба саҳро,
Куҷо чашм афканӣ, дебои шоҳист.
Биё, то май хурему шод бошем,
Ки ҳангоми маю рӯзи маноҳист.



Чигуна балоӣ, ки пайванд ту
Начӯӣ бад асту бичӯӣ батар.
Шабе беш кардам, чӣ гуна шабе,
Ҳаме аз шаби доҷ ториктар.
Диранге, ки гуфтам, ки Парвин ҳаме
Нахоҳад шуд аз торакам з-остар.



Малик, он ёдгори оли Доро,
Малик, он қутби даври оли Сомон.
Агар бинад ба гоҳи кин-ш Иблис,
Зи бими гетӣ ӯ бипзирад имон.
Ба пои лашкараш Ноҳиду Ҳурмуз,
Ба пеши лашкараш Мирриху Кайвон.



Нигаҳ кун обу ях дар обгина,
Фурӯзон ҳар се ҳамчун шамъи равшан.

Гудозида яке дуто фасурда,
Ба як лавн ин се гавҳар бин мулавван.



Ту он шабранги тозиро ба майдон чун барангезӣ,
Адӯро зуд бинвардӣ бад-он теғи балогустар.
Ба андак рӯзгоре, шаҳ, ду чизам дод, бахти ту
Яке лафзе хирадратбу дувум табъе сухангустар.



Ман ин ҷо дер мондам, хор гаштам,
Азиз аз мондани доим шавад хор.
Чу об андар шамар бисёр монад,
Зуҳумат гирад аз ороми бисёр.



Киро Рӯдакӣ гуфта бошад мадеҳ,
Имоми фунуни сухан буд вар
Дақиқӣ мадеҳ оварад назди ӯ,
Чу хурмо бувад бурда сӯи Ҳаҷар.



З-он мураккаб, ки колбад аз нур,
Лекин ӯро равону ҷон аз нор.
З-он ситора, ки мағрибаш даҳан аст,
Машриқ ӯро ҳамеша бар рухсор.



Ба зулф кажж, валекин ба қадду қомат рост,
Ба тан дуруст, валекин ба чашмакон бемор.
Агар сар орад бор он синони ӯ, на шигифт,
Ҳар оина чу ҳама хун хурад, сар орад бор.



Ту он абрӣ, ки н-осояд шабу рӯз
Зи боридан чунон чун аз камон тир.
Наборӣ дар кафи дилхоҳ ҷуз зар,
Чунон чун бар сари бадхоҳ ҷуз бир.



Эй карда чарх теғи туро посбони мулк,
В-эй карда ҷуд каффи туро посбони хеш.
Тақдир гӯш амри ту дорад з-осмон,
Динор қасди каффи ту дорад зи кони хеш.



Гӯянд сабр кун, ки туро сабр бар диҳад,
Оре диҳад, валек ба умри дигар диҳад.
Ман умри хешро ба сабурӣ гузоштам,
Умре дигар бибояд, то сабр бар диҳад.



Дареғо, мир Бӯнасро, дареғо,
Ки бас шодӣ надидӣ аз ҷавонӣ.

Валекин родмардони ҷаҳондор
Чу гул бошанд кӯтаҳзиндагонӣ.



Чашми ту, ки фитнаи ҷаҳон хезад аз ӯ,
Лаъли ту, ки оби Хизр мерезад аз ӯ,
Карданд тани маро чунон хор, ки бод
Меояду гарду хок мебезад аз ӯ.



Шавад хуни ҷигар аз дил чакида,
Ки оби оташин ояд зи дида.



Ҷаҳоно, ҳамоно фусунию бозӣ,
Ки бар кас напоию бо кас насозӣ.



Ман ҷоҳ дӯст дорам, к-озодазодаам,
Озодагон ба ҷон нафурӯшанд ҷоҳро.



Зарра намояд ба ҷанби қадри ту гардун,
Қатра намояд ба пеши табъи ту дарё.



Эй амири шоҳзода, хусрави донишпажӯҳ,
Нопажӯҳидасуханро табъи тадбир он бувад.



Мадеҳ то ба бари ман расид, урён буд,
Зи фарру зинати ман ёфт тайласону изор.



Меҳргон омад, ҷашни малик Афридуно,
Он куҷо гови накӯ будаш пармоюно.



Чунон намуд ба мо дӯш моҳи нав дидор,
Чу ёри ман, ки кунад гоҳи хоб хуш осо.



Дил бурд, чун бидонист, ки-м кард ношикебо,
Бигрехт, то чунинам девона карду шайдо.



Таъвил кард бо мо аз мазҳаби нагушо,
Он Зардуҳушт, к-ӯ буд устод пеши доно.



Боз омаданду гуфтанд аз умматони Мӯсо,
К-Эзад бидон, на Мӯсо бар кӯҳи Тури Сино.



Шодит бод чандон, к-андар ҷаҳон фароҳо,
Ту бо нишоту роҳат, бо дарду ранҷ аъдо.



Ҷамоли гавҳарогинат чу заррин қиблаи тарсо,
Гуҳар ба м-ёни зар - андар чунон чун буд, рахшо.



Яке самсоми аъдо, к-аш адӯхоре чу аждарҳо,
Ки ҳаргиз сер набвад ӯ зи мағзу аз дили аъдо.



Абӯсаъд он ки аз гетӣ аз ӯ баргашта шуд бадҳо,
Музаффар он ки шамшераш бибурд аз душманон
парво.



Ҷуз зи Эзад туам худовандӣ,
З-он кунам бар ту аз дил афдасто.



Ки ёрад дошт бо ӯ хештан рост,
Набояд буд мардумро хазоко.



Хадангаш беша бар шерон кунад танг,
Камандаш дашт бар гӯрон хабоко.



Аё шоҳе, ки мулки ту қадим аст,
Ниёят бурда тахти аждаҳоко.



Чунон андешад ӯ аз душмани хеш,
Ки бози тезчангол аз кароко.



Шафеъ бош бари шаҳ маро бар ин зиллат,
Чу Мустафо бари додор равшаноиро.



Дар омудани он ҳумоюн бино
Намонд эч боқӣ ба ганҷинаҳо.



Тири ту аз калот фуруд оварад ҳузабр,
Теғи ту аз Фурот барорад наҳангро.



Яке ҳол аз гузашта дӣ, яке аз н-омада фардо,
Ҳамегӯянд пиндорӣ, ки вахшуранд ё кандо.



Буштари род хонамат, ширк аст,
Ӯ чу ту кай бувад ба гоҳи ато?



Кайкирдор ба авранги бузургӣ биншин,
Май гардон, ки ҷаҳон ёваву гардон асто.



Эй хусрави муборак, ёро куҷо бувад
Ҷое, ки боз бошад, паррид моғро.



Макун, эй рӯйнакӯ, зиштӣ бо ошиқи хеш,
К-аз накӯрӯён набвад зиштӣ фарзомо.



Аз он ки мадҳи ту гӯям, дуруст гӯяму рост,
Маро ба кор наёяд сирешиму кабдо.



Баногоҳ аз дашт дар нимшаб
Баромад зи ҳар сӯй бонги чалаб.



Набуда маро ҳеч бо ту итеб,
Маро макнед карда шебу теб.



Пазируфт аз ӯ шаҳрёр, он чи гуфт,
Гули рӯяш аз тозагӣ баршукуфт.



Теғи вафо зи занги ҷафо сахт кунд гашт,
Бозам балои ҳаҷру ғами ёр ғунд гашт.



Эй дил, ту з-ӯ ба ҳар ҳадис маёзор,
К-он бут фарҳихта не, навомӯз аст.



Донӣ, ки дили ман кӣ фикандаст ба тороҷ-
Он ду хати мушкин, ки падид омадаш аз оҷ.



Агар шоҳи ҳар ҳафт кишвар бувад,
Чу Омезамӯ шуд, муқаддар бувад.



Салисун шаҳи фаррух ахтар-ш буд,
Фуликрот шаҳро бародар-ш буд.



Кист, ки-ш васли ту надорад суд,
Кист, ки-ш фурқати ту нагрояд.



Тезҳуш то наёзмояд бахт,
Ба чунин ҷойгоҳ нагрояд.



Гумон мабар, ки маро бе ту ҷои ҳол бувад,
Ба ҷуз ту дӯст дигар хуни ҳалол бувад.



В-он харфҳои хатти китоби ӯ
Гӯӣ ҳуруфи дафтари Кусто шуд.



Ноҳид чун уқоби туро дид рӯзи сайд,
Гуфто: Дуруст Ҳорут аз банд раста шуд.



Ба ҷуз бар он санам ошиқӣ фусӯс ояд,
Ки ҷуз бар он рухи ӯ ошиқӣ каюс ояд.



Фарру афранг ба ту гирад дин,
Минбар аз хутбаи ту орояд.



Кардаш андар ҳабки деҳқон гӯсфанд,
В-омад аз сӯи калота дилнажанд.



Юнон, ки буд модари Юнус зи батни ҳут,
Ёде накарду кард зи исмат ҷаҳон ба худ.



То тоза кард ёди авоил ба дини хеш,
То зинда кард мазҳаби ёнониён ба худ...



Эй хусраве, ки назди ҳама хусравони даҳр
Бар ному номаи ту навову фириста шуд.



Чунон ки чашма падид оварад камона зи санг,
Дили ту аз кафи ту кони зар падид орад.



Дафлест Шамани ману ман шаҳди ҷоннавоз,
Чун шаҳд таъми ҳанзалу ҳура ба ҷо бувад.



Носазоро макун ояфт, ки обат бишавад,
Ба сазовор кун ояфт, ки арҷат дорад.



Сиёвахш аст пиндорӣ миёни шаҳру кӯй - андар,
Фаридун аст пиндорӣ миёни диръу хӯй - андар.



Ба дашти набард он ҳузабри далер
Сикезад чу гӯру ситеҳад чу шер.



Хурӯшону кафкафканону силоҳаш
Ҳама моридӣ гаштаву хингаш ашқар.



Чу зад теғ бар фарқи он номдор,
Сараш кафт аз он захм ҳамчун анор.



Ҷоду набошад аз ту ба тунбал савортар,
Ифрит кардакору ту з-ӯ кардакортар.



Чу бечора гаштанд, фарёд ҷустанд,
Бар эшон бибахшуд додори гаргар.



Амиро, ҷони ширин барфишонам,
Агар вайзо шавад якборагӣ умр.



Кунун кандаву сӯхта хонаҳояш,
Ҳама боз бурда ба тобуту занбар.



Эй фахри оли Ардашер, эй мамлакатро ногузир,
Эй ҳамчунон чун ҷону тан, осору афъолат ҳужир.



Фитна шудам бар он санами кашбар,
Хоса бар он ду наргиси дилкаш - бар.



Аз он кирдор, к-ӯ мардум рабояд,
Уқоби тез - нарбояд хашансор.



Хумор дораду ҳамвора бо киёр бувад,
Басосро, ки ҷудо кард дар замона хумор.



Ҳаме навбаҳор ояду тирмоҳ,
Ҷаҳон гоҳ барно бувад, гоҳ зар.



Хуҷаста меҳргон омад, суи шоҳи ҷаҳон омад.
Бибояд дод доди ӯ ба ҳар чи-т кар.



Рустоӣ замин чу кард шиёр,
Гашт оҷиз, ки буд бас ноҳор.
Бурд ҳолӣ занаш зи хона ба дӯш
Гирдае чанду косае дусёр.



Барафрӯз озаре эдун, ки теғаш бигзарад аз бун,
Фурӯғаш аз бари гардун кунад аҷромро ахгар.



Чи гуна ёбанд аъдои ӯ қарор кунун,
Замона чун шутуре шуд ҳаюну эшон хор.



Мисоли табъ мисоли яке шикофазан аст,
Ки руд дорад бар чӯб баркашида чаҳор.



Каюсвор бигирад ҳаме ба чашм олус,
Ба сони фаррух шабҳо амир рӯзи ғадир.



Ҳар он сар, ки дорад хаёли гурез,
Бибояд кафонидан аз теғи тез.



Бияндохт теғи парандовараш,
Ҳамехост, к-аз тан бибуррад сараш.



Эй хоҷа, гар бузургию ашғол не туро,
Баргир чохшуку бар ӯ май дар ӯ ҳашиш.



Хештан пок дору бепархош,
Рав, ба оғолиш андарун махрош.



Майдон-т ҳарбгоҳату хуни адӯт об,
Теғ испарағму шиҳаи аспон самои хуш.



Он ки-т кулӯхрӯй лақаб кард, хуб кард,
Зеро лақаб гарон набувад бар дили фағок.



Саҳрои бе набот бар аз хушкӣ
Гӯӣ, ки сӯхтаст бар абри начақ.



Шамарро чу аз об хоҳӣ баранг,
Нахуст устувораш кун аз гул даланг.



Ба фарру ҳайбати шамшери ту қарор гирифт
Замонае, ки пурошӯб буду полопол.
Мабош кам зи касе, к-ӯ сухан надонад гуфт,
Зи лафзу маънӣ бо ҳам ҳаме на болобол.



Бихезад яке тунд гард аз миён,
Ки рӯй андар он гард гардад нафом.



Сипоҳе, ки наврӯз гирд оварид,
Ҳама нест кардаш зи ногаҳ шаҷом.



Фахани боғ бин, зи абру зи нам
Гашта чун оразй бутон хуррам.



Ҳазор зора кунам, кам нашавад зории ман,
Ба хилват - андар наздики хеш зора кунам.



Ки ман чафта шудам ҷонову чун чавгон фурӯ хуфтам,
Гарам падруд хоҳӣ кард, беҳтар рав, ки ман рафтам.



Зи рӯи ту, эй сарфарози каён,
Барад фаррухӣ ахтари ковиён.



Ҳури биҳиштӣ гараш бибинад, бешак
Хоҳад андар замин биёраду охун.



Мавҷи кариме баромад аз лаби дарё,
Деги ҳама лола гашт аз сар то бун.



Гар ту хотула хоҳӣ овардан,
Он чи ҳила-сту тунбалу дастон.



Шикофон тиҳигоҳи паррандагон,
Шиходон ҷигаргоҳи даррандагон.



Чу бишнид он гуфтугӯ паҳлавон,
Биғуррид монанди шери жаён.



Эй шаҳрёри ростин в-эй подшоҳи доду дин,
Эй некфеълу некхоҳ, эй аз ҳама шоҳон гузин.



Ба думми лашкараш Ноҳиду Ҳурмуз,
Ба пеши лашкараш Ноҳиду Кайвон.



Акнун фиканда бинӣ аз Тур то Яман
Якчанд гоҳ зери паи оҳувон суман.



Маҳу хуршед бо Бирҷису Баҳром,
Зуҳал бо Тиру Зуҳра бо Гуразмон.
Ҳама ҳукме ба фармони ту ронанд,
Ки Эзад мар туро додаст фармон.



Он чи ба илми ту - андар аст, гар онро
Гирди замир - андар овариш чу бархун...



Аз кӯҳсор дӯш ба ранги май
Ҳин омад, эй нигор, май овар, ҳин.



Ҳасудат дид Баҳроми Фирун,
Назар зӣ ту зи Бирҷиси фарорун.



Эй манзараву кох баровард ба хуршед,
То гунбади гардон бикашида сари айвон.



Акнун, ки туро такаллуфе гӯям,
Пайдост мар офаринам аз нафрин.



Тарсам, к-он ваҳми тезхезат рӯзе
Ваҳми ҳама ҳиндувон бисӯзад ба сухан.



Кардам равону дилро бар чоли ӯ нигаҳбон,
Ҳамвора гирдаш - андар гардон буванду ковон.



Эй харидор ман туро ба ду чиз
Ба тану ҷону меҳр дода рабун.



Зи баски оташи фитна ба дил барафрӯзӣ,
Сиёҳрӯю ғализӣ чу факзи оташдон.



Дилат ҳамоно зангори маъсият дорад,
Ба оби тавбаи холис бишӯяш аз исён.



Ту маркуӣ ба шеъру ман бозам,
Аз боз куҷо сабақ барад марку.



Гашта палук бора ба сони сарича,
Бонги сарича хоста андар сарои ӯ.



Бибинам охир рӯзе ба коми дил худро,
Гаҳе иёрда хонам, шаҳо, гаҳе хурда.



Эй сари озодагону тоҷи бузургон,
Шамъи ҷаҳону чароғи дудаву нуда.

❂ ❂ ❂

Нигоранд тандиси ӯ гар ба кӯҳ,
Зи санги виқораш шавад куҳ сутӯҳ.

❂ ❂ ❂

Зи тӯлиданаш шер мешуд шикӯҳ,
Зи овози ӯ рахна меёфт кӯҳ.

❂ ❂ ❂

Либоси умри ӯро бод доим
Зи давлат пуду аз иқбол тора.

❂ ❂ ❂

Зи бас барсахтанӣ зарраш ба хони мардумон
ҳазмон,
Зи нора бигсилад каппон, зи шоҳин бигсилад
палла.

❂ ❂ ❂

Буте, ки ғамзааш аз сандон кунад гузора,
Дилам ба мижгон кардаст пора-пора.

❂ ❂ ❂

Эй ҷой – ҷой коста ба хубӣ,
Боз аз ту ҷой – ҷой фазоиста.



Бар хони вай - андар миёни хона,
Ҳам нони тунук буду ҳам ванона.



Он ки гардунро ба девон барниҳоду кор баст,
В-он кучо будаш хучаста меҳр - аҳримангароҳ.



Ба ҷои ҳар беҳӣ подош некӣ,
Ба ҷои ҳар бадӣ бодафроҳӣ.



Кунун разми гурдон бисечад ҳаме,
Сар аз рою тадбир печад ҳаме.



Худойгоно, бомас ба шаҳри бегона,
Фузун аз ин натавонам нишаст дастурӣ.



Бирафт ёру раҳӣ монд дар биёбоне,
Ки ҳадди он нашиносад ба ҷаҳд ҷодуи мой.



Туро нахонам ҷуз кофиру ситамгар аз он-к
Ба бад намудани ман карда кору ожирӣ.



Баҳромӣ, он гаҳе ба хашм оӣ,
Бар гоҳ урмузд дуррафшонӣ.



Эй зини хуб, зинӣ ё тахти Баҳманӣ,
Эй бораи ҳумоюн, Шабдиз ё Рашӣ.



Хуршед теғи тези туро об медиҳад,
Миррих нӯки найзаи ту сон занад ҳаме.



Шер гавазну гарамро нашкарад,
Чунонки ту аъдотро бишкарӣ.



Сипаҳро зи бад вижа ӯ доштӣ,
Ба разм - андарун найза ӯ гоштӣ.



«Шаби фаррух» чу шаб оғоз кардӣ,
Арӯси рӯз парда соз кардӣ.



Ду бозуш истабру пушташ қавӣ,
Фурӯзон аз ӯ фарраи хусравӣ.



## АБӮЗАРИ БУЗҶОНӢ

Шайх Абӯзари Бузҷонӣ аз аввалин орифони шоир аст. Абдурраҳмони Ҷомӣ дар «Нафаҳот-ул-унс» соли вафоташро 387 ҳиҷрӣ (997 милодӣ) таъйин карда ва аз мулоқоти ӯ бо Султон Маҳмуд хабар медиҳад. Шайх Аҳмади Ҷомӣ ба ӯ иродати комил дошта ва 13 байти Абӯзарро дар осораш зикр намуда, ба ин васила онҳо то мо расидаанд. Ӯ дар шеъри арабӣ ҳам даст доштааст. Ин аст ашъори боқимондаи Абӯзар, иборат аз 13 байт:

Мо бор Худои босазоем
В-андар ду ҷаҳон яке Худоем.
Мо нури сурури орифонем,
Мо чашму чароғи авлиёем.
Намруд ба гоҳ буд Озар,
Гуфто, ки Худои халқ моем.
Бечоратарини халқ ӯ буд,
Бечора бимурду мо ба ҷоем.
Бас дасти муборизони корӣ
Мо банд зи ҳамдигар кушоем.
Бас бевазанон, ки бева кардем,
Бас шоҳ, ки дар лаҳад ниҳодем.
Касро нарасад чарое бар мо,
Ҷуз он набувад, ки мо ниҳодем.

Нарасад бандаро худовандӣ,
Ҷумла гуфтам, агар хирадмандӣ.
Банда бе банд подшаҳ набувад,
Банда з-он гуфтаанд, ки дар бандӣ...
Бандаӣ, бандагит бояд кард,
Бандагӣ тоат асту хурсандӣ.
Ту ба илми азал маро дидӣ,
Дидӣ, он гаҳ ба айб бихридӣ.
Ту ба илм ону ман ба айб ҳамон,
Вомазан, он чи худ писандидӣ.



Бар дари марг божвононанд,
Боз доранд бо ҷавоз басе.



## АҲМАДИ МАНСУР

Зикри номи Аҳмади Мансур бо ду байти ӯ дар «Тарҷумонулбалоға»-и Родуёнӣ омадааст. Бояд гуфт, ки пайвастани шахсияти Аҳмади Мансур бо касони ба исми ӯ наздик асоси муътамад пайдо накардааст. Ду байте, ки ба номи Аҳмади Мансур омадааст, ин аст:

Он ки туро банд карду банда-тро низ,
Бандӣ кардаст нопадидею пинҳон.
Банди ту аз оҳан асту банди ман аз ғам,
Банди ту бар пою банди банда-т дар ҷон.



## ИСТИҒНОИИ НИШОПУРӢ

Абулмузаффар Наср ибни Муҳаммад Истиғноии Нишопурӣ аз ҷумлаи шоирони асри X аст. Ризоқулихони Ҳидоят дар «Маҷмаъулфусаҳо» Истиғноиро шоири аҳди Оли Бӯя ва Оли Сомон медонад. Ин шоир яке аз ҳафт шоири маъруфи Нишопур аст, ки Манучеҳрӣ дар қасидаи маъруфи худ зикр кардааст. Қитъаи зайл ягона шеърест, ки аз Истиғноӣ боқӣ мондааст:

Ба моҳ мондӣ, агар нестиш зулф сиёҳ,
Ба Зӯҳра мондӣ, агар нестиш мушкин хол.
Рухон-шро ба яқин гуфтаме, ки хуршед аст,
Агар набудӣ хуршедро кусуфу завол.



## УШНОНИИ ҶӮЙБОРӢ

Дар китоби «Тарҷумонулбалоға»-и Родуёнӣ ду байт аз шоир Аҳмади Ушнонӣ омада ва як байт ба воситаи «Луғати фурс»-и Асадии Тӯсӣ маҳфуз мондааст, ки дар ин ҷо зикр мегардад:

З-урдубиҳишт рӯзе даҳ рафта рӯзи шанбад,
Қисса фиганда зӣ мо бода ба дасти мӯбад.



Гаштам ҷаҳону дидам миреро,
Бар ним нон ду ҷой зада мисмор.
К-аз бими бухли ӯ ба дусад фарсанг
Гунҷишк бар замин назанад минқор.



## АБӮАБДУЛЛОҲ МУҲАММАДИ ҶУНАЙДӢ

Абӯабдуллоҳ Муҳаммад ибни Абдуллоҳ Ҷунайдӣ аз зумраи шоирони Оли Сомон ва ба ривояти Муҳаммад Авфии Бухороӣ Оли Бӯя буда, ба забонҳои форсӣ ва арабӣ шеър мегуфт. Ин қитъа аз ӯ боқӣ мондааст:

Шабгир сабӯҳро зи сар гир
Бар бонги хурӯсу нолаи зер.
Хуршед, ки барзанад сар аз кӯҳ,
Он беҳ, ки хурад зи ҷом ташвир.
Аз ҷом ба ҷома чаҳ шабонгоҳ,
В-аз ҷома ба ҷом чаҳ ту шабгир.
Шир аст ғизои кӯдаки хурд,
Шира-ст ғизои мардуми пир.



## ХУҶИСТАИ САРАХСӢ

Дар бораи ин шоир соҳибони сарчашмаҳо маълумоте надодаанд. Сӯзании Самарқандӣ, ки шоири ҳиҷогӯйи асри XII аст, аз ӯ ёд мекунад ва аз ин рӯ шоири ҳиҷогӯй буданаш аслею ҳақиқате дорад. Аз ашъори Хуҷаста 12 байт аз фарҳангу луғатҳо ҷамъоварӣ шудааст.

Мисси вуҷуди ман шавад аз май ба сони зар,
Гӯӣ, ки май чу обак з-аҷзои кимиёст.

Он молу неъматаш ҳама гардид тарту март,
Он хайлу он ҳашам ҳама гаштанд зорвор.

Даромад яке ходи чанголтез,
Рабуд аз кафаш гушту бурд ӯ гурез.

Баргир кунанду табару тешаву нова,
То нова кашӣ, хор занӣ гирди биёбон.

Боз кушой, эй нигор, чашм ба ибрат,
То-т накӯбад фалак ба гунаи кӯбин.

Он гоҳ, ки ман ҳиҷот гӯям,
Ту риш канию зан-т рунба.

Гар ин шаш раҳ омад ҷаҳонро гузар,
Чунин дон, ки гуфтам туро эй казар.

Басанда накардам ба бат – куби хеш,
Бар он шудам, к-аз манаш сир беш.

Ба шеър, хоҷа, манам доди шоирӣ дода,
Ба ҷои хеш маъонӣ аз ӯву сарвода.

Нишаста ба сад хашм дар козае,
Гирифта ба чанг - андарун бозае.

Маро ғармҷобе бипухтӣ ба пай,
Ба пай гар бипухтӣ, туӣ рӯсапӣ.

Ҷавон будаму пунба фахмидаме,
Чу фахмида шуд, дона барчидаме.



## АБӮТАЙЙИБИ САРАХСӢ

Абӯтаййиби Сарахсӣ гӯё аз зумраи шоирони Оли Сомон буда, се байти зайли ӯ дар «Маҷмаъулфусаҳо»-и Ризоқулихони Ҳидоят оварда шудааст:

Эй подшоҳи рӯи замин, давр аз они туст,
Андешаи тақаллуби даврон куну замон.
Бехе нишон, ки давлати боқӣ-т бар диҳад,
К-ин боғи умр гоҳ баҳор асту гаҳ хазон.
Чун ком ҷовидон мутасаввир намешавад,
Хуррам касе, ки зинда кунад ном ҷовидон.



## АБӮШУАЙБИ ҲИРАВӢ

Абӯшуайб Солиҳ ибни Муҳаммади Ҳиравӣ низ аз ҷумлаи шоирони аҳди Сомониён аст. Манучеҳрӣ дар байти зайл дар радифи шоирони бузург номи ӯро зикр кардааст:

Дар Хуросон Бӯшуайбу Бӯзар, он Турки Кишӣ
В-он Сабури Порсӣ, в-он Рӯдакии чангзан.

Аз ашъори Абӯшуайби Ҳиравӣ 16 байти зерин боқӣ мондааст:

Шокири неъмат набудам, ё фато,
То замона зад маро ногоҳ куст.



Гар з-он ки биперостаӣ шаҳру сарой,
Пероста ороста гардад аз ҷон-т.



Дӯзахикеше, биҳиштирӯю кад,
Оҳучашме, ҳалқазулфе, лолахад.
Лаб чунон, к-аз хомаи наққоши Чин
Барчакад бар сим аз шангарф мад.

Силсилаҷаъде, бунафшаоразе,
К-аш Фаридун афдару Парвиз ҷад.
Гар бибахшад ҳусни худ бар зангиён,
Туркро бешак зи занг ояд ҳасад.
Бинии ӯ тораке абрешимин,
Баста бар торе зи абрешим уқад.
Аз фурӯсӯ-ганҷу аз барсӯ-биҳишт,
Сӯзане симин миёни ҳар ду хад.



Агар дида ба гардун баргуморад,
Зи саҳмаш пора-пора гардад овар.



Эй ошиқи дилсӯзу зи коми дили худ дур,
Менолу ҳамечов, ки маъзурӣ, маъзур.



Ҷаҳоне шуда фартут чу поғунда сару гис,
Кунун гашт сияҳмӯю арӯсе шуда ҷаммош.



Шигифт нест, агар теги чашми ман сурн аст,
Баре чу сурх бувад ашк, сурх бошад кеғ.



Дилмон чу об бодӣ, танмон баҳор бодӣ,
Аз бими чашми қосид, к-аш карда бар боқар.



Туӣ ороста беороиш,
Чи ба карбосу чи ба каз яксун.



Афшурам хуни дил аз чашми ӯ,
Рехта паровани мижгон фурӯ.



Дар корҳо, буто, сутуҳидан гирифтаӣ,
Гаштам сутӯҳ аз ту ман, баски бистарӣ.



## ТОҲИР ИБНИ ФАЗЛИ ЧАҒОНӢ

Амир Абӯяҳё (Абулҳасан ё Абулмузаффар) Тоҳир ибни Фазл ибни Муҳаммад ибни Муҳтоҷи Чағонӣ аз зумраи авлоди хонадони амирони Оли Муҳтоҷи Чағониён буд. Вай писари амми амир Абулмузаффар Фахруддавла Аҳмад ибни Муҳаммади Чағонӣ – мамдӯҳи шоирон Мунҷик, Дақиқӣ ва Лабибӣ мебошад. Дар баробари мансубият ба мақоми волои давлатӣ ӯ шоири машҳур ҳам буд ва дар мадҳаш Мунҷики Тирмизӣ ва Бадеи Балхӣ шеърҳо гуфтаанд. Аз ашъори Тоҳири Чағонӣ абёти зайл дар шакли як ғазал, панҷ қитъа, ду рубоӣ ва ҳашт фардбайт, дар маҷмӯъ 31 байт боқӣ мондааст:

Дилам танг дорад бад-он чашми танг
Худованди дебои фирӯзаранг.
Ба чашми гавазн асту рафтори кабк,
Ба кашшӣ чу гӯр асту кибри паланг.
Сухан гуфтанаш талху ширин ду лаб,
Чунон, к-аз миёни ду шаккар шаранг.
Камони ду абрӯшу он ғамзаҳо
Якояк ба дил - бар чу тири ҳаданг.
Бад-он монад он бут, ки хуни маро
Кашидаст бар бӯри тозиш танг.
Яке фол гирему шояд будан,
Ки гетӣ ба як сон надорад диранг.



Чаро бода наёрӣ, моҳрӯё,
Ки бе май сабр натвон бар қалақ-бар.

Ба наргис нангарӣ, то чун шукуфтаст,
Чу румӣ ҷом бар симин табақ - бар.



Бар мамлакат савор нагаштӣ ту аз газоф,
В-озодагон-т банда нагаштанд хир-хир.
Эдун ба мавқиъе ба мудорои рӯзгор,
К-аз неш нӯш маккиву аз модашер шир.



Он гуле, к-аш соқ аз минои сабз,
Бар сараш бар симу зар омехта.



Нохуни ҳур аст гӯӣ гирд-гирд,
Дидаи боз аз миён-ш ангехта.



Он соқии маҳрӯй сабӯҳӣ бари ман хӯрд,
В-аз хоб ду чашмаш чу дуто наргиси хуррам.
В-он ҷоми май андар кафи ӯ ҳамчу ситора,
Нохурда яке ҷому дигар дода дамодам.
В-он меғи ҷанубӣ чу яке матрафи хур буд,
Доман ба замин барзада ҳамчун шаби адҳам.

Барбаста ҳаво чун камаре қавси қузаҳро
Аз асфару аз аҳмару аз абязи муълам.
Гӯӣ ки ду-се пираҳан аст аз ду-се гуна
В-аз домани ҳар як зи дигар порагаке кам.



Луъбате сабзчеҳра, тангдаҳон,
Бифизояд нишоти пиру ҷавон.
Маъҷари сар чу з-он бараҳна кунӣ,
Хашм гирад, каф афканад зи даҳон.
В-ар бихоҳӣ варо, ки бӯса занӣ,
Ӯ бихандад, туро кунад гирён.



Дилдори мано, туро садаф хоҳам кард,
Охир ба мудорот ба каф хоҳам кард.
Ё он ки туро ба меҳри худ ром кунам,
Ё умр ба ишқи ту талаф хоҳам кард.



Як шаҳр ҳаме фусуну рангомезанд,
То бар ману бар ту растахез ангезанд.
Бо мо ба ҳадиси ишқи мо чӣ-стезанд,
Ҳар мурғеро ба пои хеш овезанд.



Гар хадуро бар осмон фиганам,
Бегумонам, ки бар чакод ояд.



Ашк боридашу нию̄ша гирифт,
Боз бифзуд гуфтаҳои хеш.



Раво набудӣ зиндону банд баста танам,
Агар на зулфаки ӯ будӣ чалвиз.



Фош шуд номи ман ба гетӣ, фош,
Ман натарсам зи ҷангу зи пархош.



Нодон гумон барию на огоҳӣ
Аз тунбалу азимату найрангаш.



Эй чӯҷагак ба солу ба боло баланд, зиҳ
Эй бо ду зулфи бофта чун ду каманд, зиҳ.



Чу шаб буду ҳар гаҳ ки биштофтӣ,
Ба таг рӯзи бигзашта дарёфтӣ.



## ХУСРАВИИ САРАХСӢ

Ҳаким Абӯбакр Муҳаммад ибни Алӣ Хусравии Сарахсӣ дар дарбори Оли Зиёр шоире номдор буд ва мадҳи Шамсулмаолӣ Қобус ибни Вушмгир ва Соҳиб ибни Аббоди вазир ва амир Насируддавла Абулҳасан Муҳаммад ибни Иброҳими Симҷӯрро мегуфт. Абӯбакри Хоразмӣ, ки соли 383 ҳиҷри (994 милодӣ) вафот ёфтааст, дар марсияи ӯ ба забони арабӣ қасидае дорад ва марги Хусравӣ бояд қабл аз соли таълифи қасидаи мазкур ба вуқӯъ пайваста бошад.

Хусравӣ шахси дар илму дониш шӯҳратманд буда, муаллифи «Таърихи Яминӣ» ӯро дар радифи Рӯдакӣ зикр мекунад. Ин шоир аз зумраи аввалин касонест, ки мафҳуму мазмунҳои ҳикматиро дар шеъраш ба кор бурдааст. Ӯ бо забонҳои форсӣ ва арабӣ шеър мегуфтааст. Адиб Собири Тирмизӣ дар байти зайл аз Хусравӣ чунин ёд кардааст:

Дар ту, эй тоҷи маъолӣ, олӣ ояд шеъри ман
Ҳамчу дар Шамсулмаолӣ шеърҳои Хусравӣ.

Аз ин шоир дар маъхазҳои гуногун 112 байт шеър зикр гардидааст. Ашъори ӯро муаллифони сарчашмаҳо то ҷое иштибоҳан бо шеъри Хусравонӣ омехтаанд, ки имрӯз ҷудо кардани онҳо мушкилоти зиёде дорад. Дар фарҳангҳо абёте ба Хусравӣ нисбат дода шудааст, ки дар асл моли ӯ нест. Ашъори бозмондаи ӯ ба тартиби зайл аст:

Ҳама озодагӣ ҳиммати ту,
Қаҳр кардаст мар каёноро.



Ба омор гират гарон лашкаре,
Намояд фузун аз ҳаду мар маро.



Бар камаргоҳи ту аз кастии ҷавз аст, буто
Чи кашӣ беҳуда кастиву чи банди камаро?



Се чиз аз рухи зебои ӯ хиҷил гардад,
Яке парию дувум Зӯҳраву севум байзо.
Се чиз бандаи лаълу ҷамоли ӯ шудаанд;
Яке биҳишту дувум кавсару сеюм Ҳуро.



Абр чун ту кай аст найсонӣ,
Зарр кай борад абри найсоно.



Мар Худовандро ба ақл шинос,
Ки ба тавҳид ақл нобиност.
Офаринандаро наёбад ваҳм,
Гар ба ваҳм - андар овариш, хатост.
Ваҳми мо ёри ҷавҳару араз аст,
В-ин ду бар Кирдгор нозебост.
Кайф гуфтан хатост Эзадро,
Кайф чун бошадаш, ки бе акфост.
Нест монанди ӯ, мапурс, ки чист,
Номакongирро магӯ, ки куҷост.



Макун уммеди дуру ози дароз,
Гардиши чарх бин, чи карманд аст.



Чаро ин мардуми донову зираксору фарзона
Ба тимору азоб - андар або давлат ба пайкор аст.
Агар гул корад ӯ садбарг або зайтун зи бахти ӯ,
Бар он зайтуну он гулбун ба ҳосил ханҷаку хор аст.



Эй басо хаста, к-аз фалак бинам,
Бе силоҳе ҳамеша афгор аст.
В-эй басо баста, к-аз навоиби чарх
Банд пинҳону ӯ гирифтор аст.
В-эй басо куштагон, ки гардунрост,
Надавад хуну кушта бисёр аст.



Рӯй вашивор кун ба вашшии соғар,
Боғ нигаҳ кун, чи гуна вашивор аст.



Ҳиммате дорад ӯ, ки пиндорӣ,
Осмон зеру ҳимматаш забар аст.
Ӯ қазо гашту душманон-ш ҳазар,
Дар қазо маргро раҳи ҳазар аст.
В-ар фалак биспарад, шигифт мадор,
Қадами ҳимматаш фалаксипар аст.
Кӯҳ бо ҳилми ӯ ба як насаб аст,
Марг бо боси ӯ зи як гуҳар аст.
Макрамоташ ба навъ монад рост,
Навъ боқию шахс баргузар аст.



Чун малик-ул- Ҳинд аст он дидагон-ш,
Гирдаш - бар ходими ҳинду ду раст.



Анкабути балош бар дили ман
Гирд бар гирд бартанид анфаст.



Дини ман хусравист, ҳамчу маям,
Гавҳари сурх чун диҳам ба ҷамаст.



Ҷодуиҳо кунад шигифт аҷаб,
Ҳасту Астош Занду Асто нест.



Чунон донӣ, киам хостор нест,
Ё шаҳри маро ҷуз ту ёр нест.
Чунон донӣ, эй моҳрӯй дӯст,
Нигорин, ки ҷуз аз ту нигор нест.
Маро чун ту ҳазорон ҳазор ҳаст,
Валекин ба ту - бар ихтиёр нест.
Диле додам, бинамудамат саҳеҳ,
Ва гуфтам, ки мар инро ивор нест.
Ба ман бозаш додӣ чунон халақ,
Мусалсал, ки бар ӯ пуду тор нест.
Ҳаме гӯям бартар шав аз дилам,
Туро бо дили ман ҳеч кор нест.



Ба шигифтам аз он ду каждуми тез,
Ки чаро лоларо ба ҷуфт гирифт.
Бо ду каждум накард зифтӣ ҳеч,
Бо дили ман чаро-ш бинам зифт.



Лола к-ишкуфт кашфата к-ишкуфт,
Худ шукуфтаст бар рухи ту шигифт.



Як раҳ, ки чу беҷода шуд он ду рухи бемор,
Бода хӯр аз он софӣ бар гунаи беҷод.



Чун кор ба қуфлу банди тақдир фитад,
Аз ҷайби хирад калиди тадбир фитад.
Орашгуҳарам, вале чу баргардад бахт,
Дар маърака пайкони пур аз тир фитад.



Худ бароварду боз вайрон кард,
Худ тирозиду боз худ бифтурд.



Он куҷо сар-т баркашид ба чарх,
Боз ногаҳ фурӯ бarad-т ба хард.



Тирози нома он беҳтар, ки аз номи Худо бошад,
Ки бо номаш суханро қимату қадру баҳо бошад.
Худованде, ки ғоёти камоли безаволи ӯ
Варои дарки авҳому уқули анбиё бошад.
На дар сунъаш халал бинӣ, на дар амраш
залал ёбӣ,
На дар мулкаш фано ҳаргиз, на дар ҳукмаш
хато бошад.



Дилам дар хаёлат саросема шуд,
Ба теғи фироқат ба ду нима шуд.



Балош бар дили ман гирд бартанид анфаст,
Каён хайма карду таноб арбон буд.



Гуфто: Наздам буте бадеъ расидааст,
Қадри ҳама некувону иззи бутон шавад.



Обе, ки оташ аст ҷунбиши ӯ,
Бас к-аз ӯ сӯхта-ст нобирҳуд.



Агараш шери нар ба ҳарб ояд,
Ба далерӣ зи шер чарб ояд.



Чун завраќи фарканда фитода ба ҷазира,
Чун пӯст сари пои шутур бар дари ҷаззор.



Мурда-ст замӣ, абр бар ӯ дасти Масеҳо,
Бемор ҷаҳон, боди сабо доруи бемор.
То абр Масеҳо шуду булбул ҳама Инҷил,
Бархонад бар кӯҳ, падид ояд зуннор.



Ороста гаштаст зи ту чеҳраи хубӣ,
Чун чеҳраи дӯшиза ба як рангу ба гулнор.



Ман зи худованди ту н-андешам эч,
Илми туро беш нагирам бахор.
З-он ки наҳоз асту туӣ гӯсфанд,
Они наҳозат бикушад зинҳор.



Ин ҷаҳон наварӯсро монад,
Ратл кобин-ш гиру бода биёр.



Эй ғолиязулфайни моҳпайкар,
Айёру сияҳчашму нағзу дилбар.



Ва ҳар гаҳ, ки тира бигардад ҷаҳон,
Бисӯзад, чу дӯзах шавад бодғар.



Бабри дарранда бар ту рӯбаҳ,
Дарёи даманда бар ту фарғар.



Хурӯшону кафкафканону силеҳаш
Ҳама моридӣ гаштаву хингаш ашқар.



Андар дили ту зифтию бахилӣ
Маъруфтар аз кардаҳои дигар.



Зулфайни ту гӯӣ ки шеъри нағзест,
Андар шуда маънияш як ба дигар.
Зери лабат - андар Масеҳ пинҳон,
Зери мижа - андар Накиру Мункар.
Кас нест туро дар ҷамол ҳамто,
Чун соҳибро дар камол ҳамсар.



Аз самандур то бихезад уд,
То ҳаме соҷ хезад аз сандур.



Забоне аз санои дигарон дур,
Расонам то ба шодурвони маъмур.



То бидидам касир Аҳмадро,
Ин ҷаҳон н-омадам ба чашм касир.
К-аз фурӯғи макоримаш ҳазмон
Мӯрча бишмарад зи дур зарир.



Ҳар киро бахт ёрманд бувад,
Гӯ, бишав, мурдаро зи гӯр ангез.
Гар кунад ҳеч гоҳ қасди гурез,
Хезу ногаҳ ба ришаш - андар мез.



Ту чи пиндориё, ки ман малахам,
Ки битарсам зи бонги синию тос?



Маи сурӣ бихоҳ, к-омад раш,
Мутрибон пеш дору бода бикаш.



Андозад абрувон-т ҳама сол тири гӯш,
В-он гоҳ гӯядам, ки хурӯшон машав, хамӯш.



Пеш ою кунун, эй хирадманди сухангӯй,
Чун ҳуҷҷат лозим шавад, аз ҳуҷҷат махреш.



Гарчи гардан ба бандагӣ наниҳӣ,
Нест аз бандагиш ҷои гуреғ.



Агар шух бар ҷомаи ман бувад,
Чӣ бошад, дилам аз тамаъ ҳаст пок.



В-он шаби тира, к-он ситора бирафт,
В-омад аз осмон ба гӯш тарок.



То бимирӣ, ба лаҳв бошу нишот,
То нагирад абар ту гарм хабак.
Он яке беҳунар азиз чарост,
В-ин дигар хор монда зери самак.
Ин аломат на они ҳастӣ буд,
Пас, чӣ даъвӣ кунӣ бад-ӯву чӣ пак.
Чун намак худ табаҳ шавад, чи илоҷ,
Чора чӣ ғарқаро ба рӯди Барак?



Ин оташу ин боду сеюм обу зи пас хок,
Ҳар чор мувофиқ на ба як ҷову на ҳомол.



Чашмаи Офтобу Зӯҳраву моҳ,
Тиру Бирҷису Фарқаду Баҳром.



Агар бихоҳам хоне кунам зи чашму рухам,
Ба пош зарру зумуррад аз остона кунам.



Хезу пеш ор аз он маи хушбӯй,
Зуд бикшой хикро истем.



Оинагун аст ҳама рахшон,
Ҷуз нарасад даст бад-эшон.



Он соиде, ки хун бичакад з-ӯ зи нозукӣ,
Гар барзанӣ бар ӯ - бар як тори ресмон...



Аз Кайвон то ҳиммати ту чандон,
Чанд аз қадами моҳӣ то Кайвон.
Моно, ки ҳазор гуна ҷон дорӣ,
К-ин ҳиммат чандин накашад як ҷон.
Гаҳ-гоҳ бихоҳӣ, ки бибандӣ каф,
Ангушт мар ӯро набарад фармон.
Бар Ҷудӣ киштӣ бинаёсудӣ,
Гар каффи ту будӣ сабаби тӯфон.



Эй нозукак миёну ҳама тан чу парниён,
Тарсам, ки дар рукӯъ туро бигсилад миён.



Гашта аз зодани мухолифи ту
Модари рӯзгор истарван.



Миррих рӯзи маърака, шоҳо, ғуломи туст,
Чунонки Зӯҳра рӯзи майзади ту пешкори ту.



Ё зинда шабе аз ғами ӯ он ки дуруст аст,
Аз тангдилӣ ҷома кунад лахтаву пора.



Эй бози биҳиштии сапедпой,
В-аз сими биҳиштият зангула.



Чунки соқиш дошт бар кафи даст,
Ҳама сар виса гашт бому сарой.



Мӯлашон - бар ба лаб чу орад зуд,
Низ на бон кунад на вайлу на вой.



Фиғон зи бахти ману кори божгуна ҷаҳон,
Туро наёбаму ту мар маро чаро ёбӣ?



Ман бинагардам зи меҳр чун ту бигаштӣ,
Зиштӣ бошад, зи ҳар ки бошад зиштӣ.



Канге баланд биниву шанге бузургпой,
Муҳкам ситабри соқию бас гирди соиде.



Эй ҳурфаш буте, ки чу бинанд рӯи ту,
Гӯянд: Хубрӯё моҳи мановарӣ.



Чун дили бодахор гашт ҷаҳон,
Бо нишоту курузу хушманишӣ.



Ванҷанакро ҳаме намуна кунад
Зери хомун зи зулфи ванҷанакӣ.



То кай нолӣ зи ишқ, то кай нолӣ,
Суд надорад гиристан, чи сиголӣ?!
Ҳалқаи зулфат ҳама қасидаи айне,
Ҳалқаи ҷаъдат ҳама қасидаи доле.
Чашми сиёҳат бо сипарғаме монад,
Зар ба миёна, ҳама карон-ш лаолӣ.
Нест ба хубӣ туро назиру касе низ
Нест ба чизе назири Шамси маъолӣ.



Ҳуққаи нобисуди марворид,
Аждаҳо бар гузори ту ба камӣ.
Эй саропой маъдани хуррамӣ,
Чашми ту бар дилам ниҳода камӣ.



Хӯи ту бо хӯи ман баниз насозад,
Сангдилӣ хӯи тусту меҳр маро хӯй.



Эй нигори сияҳчашми накӯмӯй,
Сарвадди некӯрӯи накӯгӯй.

## АБӮЗИРОА МУАММАРИИ ГУРГОНӢ

Аз ҷумлаи шоирони давраи охири аҳди Сомониён аст. Мувофиқи хабари Муҳаммад Авфӣ дар «Лубоб-ул-албоб» амири Хуросон аз ӯ ба монанди Рӯдакӣ шеър гуфтанро хост ва Абӯзироа дар қитъае гуфт, ки агар ба монанди Рӯдакӣ силат меёфт, аз ӯ шеър некӯтар мегуфт. Абӯзироа яқинан баъди марги Рӯдакӣ мақому шӯҳрати шоирӣ ёфтааст.

Аз ашъори ӯ 5 қитъа аз манбаъҳо ҷамъоварӣ шудааст.

Ҷаҳоншинохта гаштам ба рӯзгори дароз,
Ниёзу ноз бидидам дар ин нишебу фароз.
Надидам аз паси дин ҳеч беҳтар аз ҳастӣ,
Чунонки нест пас аз кофарӣ батар зи ниёз.



Ҳар он касе, ки набошад зи ахтараш иқбол,
Бувад ҳама ҳунари ӯ ба халқ номақбул.
Шуҷоаташ ҳама девонагӣ, фасоҳат ҳашв,
Сахо газофу каримӣ фасоду фазл фузул.



Агар ба давлат бо Рӯдакӣ намемонам,
Аҷаб макун, сухан аз Рӯдакӣ на кам донам.
Агар ба кӯрии чашм ӯ биёфт гетиро,
Зи баҳри гетӣ ман кӯр буд натвонам.
Ҳазор як з-он, к-ӯ ёфт аз атои мулук,
Ба ман диҳӣ, сухан ояд ҳазор чандонам.



Он ҷо, ки дирам бояд, динор барандозам,
В-он ҷо, ки сухан бояд, чун мум кунам оҳан.



Чун бод ҳамегардад, бо бод ҳамегардам,
Гаҳ бо қадаҳу барбат, гаҳ бо зираҳу ҷавшан.



Чи пӯшӣ ҷавшани ғафлат, ки рӯзе
Ту бошӣ тири меҳнатро нишона.
Амал бо умрат - андар неҳ ба меъёр,
Нигаҳ кун, то куҷо гардад замона.



## АБУЛҲАСАНИ ОҒОЧӢ

Абулҳасан Алӣ ибни Илёс Оғоҷии Бухороӣ аз ҷумлаи шоирони замони Сомониён аст. Ӯ ҳамзамони Нӯҳ ибни Мансури Сомонӣ (977 – 997 милодӣ) буд.

Ин шоир шеъри форсӣ ва арабӣ мегуфт ва қудрати ӯ дар арабӣ то ҷоест, ки Саолибӣ дар «Ятиматуддаҳр» ӯро дар радифи шоирони араб ёд мекунад. Аз ашъори Оғочӣ 56 байт то замони мо расидааст.

Ба висол - андар эмин будам аз гашти замон,
То фироқ омаду бигрифтам чун бар хаф ҷо.



Агар шаб аз дари шодисту бода хусравиё,
Маро нишот заиф асту дарди дил қавиё.
Шабо, падид наёяд ҳаме каронаи ту,
Бародари ғаму тимори ман магар тувиё?
Санои Ҳаррон некӯ ба сар тавонам бурд,
Ҳар он гоҳе ки ту ташбиби шеъри ман бувиё.



Дареғи ман, ки маро маргу зиндагонӣ талх,
Ки дил таба-сту табоҳ асту тан табоҳу таба-ст.



Туро фазилат бар хештан тавонам дид,
Агар фазилат номардумию бехатар аст.



Зи борикию сустий ҳар ду поям
Ту гӯӣ пои ман пои танандуст.



Шаб бедор в-ин ду дидаи ман
Ҳамчу симоб бар кафи мафлуҷ.



Агар аз дил ҳисор шояд кард,
Ҷуз дили ман туро ҳисор мабод.
Меҳрбонитро шуморе нест,
Зиндагонитро шумор мабод!



Нишони нахҷал дорам зи дӯст бар бозу,
Равост, боре гар дил бибурд мӯниси дод.



Аз раҳ наравам, то-м нагӯянд: ба роҳ ой,
Бар раҳ наравам, то-м нагӯянд: зи раҳ бард.



Эй он ки надорӣ хабаре аз ҳунари ман,
Хоҳӣ, ки бидонӣ, ки наям неъматпарвард,
Асп ору каманд ору китоб ору камон ор,
Шеъру қаламу барбату шатранҷу маю нард.



Бал то ҷигарам хушк шавад, об намонад,
Бар рӯи ман обест, к-аз ӯ Даҷла тавон кард.



Мисоли бандаву ту, эй нигори дилбари ман
Ба қурси шамсу ба вартоқ сахт мемонад.



Ҳар чи варзиданд моро солиён,
Шуд ба даст - андар ба соат тунду хунд.



Аё нишаста ба андешагон ҳазину нажанд,
Ҳамеша ахтари ту пасту ҳиммати ту баланд.
Ду чашми ибратам аз қудрати ту чанд фароз,
Ду гӯши ибрати ман чанд сол монда зи панд.
Гуноҳ чанд кунам, чанд аҳди ту шиканам?
Бузургвории ту чанду ин вафои ту чанд?
Кунун Худоё, осит бо гуноҳи гарон,
Суи ту омаду уммедро зи халқ биканд.
На меҳнатеву на дарде, на сахтияст бар ӯ,
Ки рӯзгор чу шаҳд асту зиндагонӣ қанд.
Валек он ки Худованд чун ту ёфт карим,
Аз ӯ ба неъмати бисёр кай шавад хурсанд?



Ҳеч хирадмандро надид ба гетӣ,
То хабаки ишқи ӯ набуд барӯманд.



Каргаданфеъл ҷумла настӯҳанд,
Карбасушакл ҷумла макрӯҳанд.



Дар он кӯҳ пири равонхоҳ буд,
Ки дасташ зи ҳар ком кӯтоҳ буд.



Ҳавозе баромад барам он нигор,
Маро танг бигрифт андар канор.



Хоҷа ба барвандаан дар омад эдар,
Акнун муъҷиб шудаст аз бар раҳвор.



На акъас суруну на никрис ду пой,
На акфас пажӯлу на шам остар.



З-он бодае, ки чун ба қадаҳ омад ӯ зи хум,
Ёқут з-ӯ хаҷар шуду бечора з-ӯ шарар.
Беруни ҷом бинӣ аз нури ӯ нишон,
Чун дар миёни абри тунук - андарун қамар.



Эй нигорин, зи ту раҳит гусаст,
Дил-шро гӯ бибухсу гӯ бигдоз.



Адаб магиру фасоҳат магиру шеър магир,
На ман ғарибаму шоҳи ҷаҳон ғарибнавоз.



Ба ҳаво дарнигар, ки лашкари барф
Чун кунад андар ӯ ҳаме парвоз.
Рост ҳамчун кабӯтарони сапед,
Роҳгумкардагон зи ҳайбати боз.



Аҳду мисоқ боз тоза кунем
Аз саҳаргоҳ то ба вақти намоз.
Боз падвози хеш боз шавем,
Чун дада боз ҷунбад аз падвоз.



Нони нокас батар зи марги фаҷо
Зилли тухмат батар зи зилли ниёз.
Ҳар кӣ биштофт, бозпастар монд,
Зуд бе тир монд тирандоз.



Дилам пуроташ кардию қадду қомат кӯз,
Фароз н-омада ҳангоми мардумит ҳанӯз.



Чунон шуд ғарошида аз кинааш,
Ки оташ забона зад аз синааш.



Гар барфиканад гарм дами хеш ба гӯгирд,
Бе пук зи гӯгирд забона занад оташ.



Ҳеч н-оям ҳаме зи хона бурун,
Гӯиям дарнишохтанд ба лак.



Миёни мо ду тан омехта ду гуна сиришк,
Чу лӯълӯе, ки кунӣ бо ақиқи сурх ҳамол.
Кунун, ки номи гунаҳ мебарӣ, дилам битапад,
Чунон куҷо дили баддил тапад ба рӯзи ҷидол.



Дашнагӣ ба шӯхиву шангии хеш,
Рабуд он бути шангро аз барам.



Гунҷишк чӣ гуна ларзад аз борон,
Чун ёд кунам туро, чунон ларзам.
Тарр аст замин зи дидагони ман,
Чун пай биниҳам, ҳаме фурӯ лағзам.



Дар гили ғурбат зи по бишлиданам,
Нест мумкин рӯи ёрон диданам.



Замоне даст карда ҷуфти рухсор,
Замоне ҷуфти зону карда воран.



То саҳар ҳар шаб чунон чун метапам,
Чӯзаи зинда тапад бар бобзан.



Бутo, то ҷудо гаштам аз рӯи ту,
Карошидаву тира шуд кори ман.



Ба тундӣ чунон уфтад бар барам,
Ки метини Фарҳод бар Бесутун.



Чу аз саркашӣ кард ҳар сӯ нигоҳ,
Шикӯҳиду афтод бар хоки роҳ.



То зи даргоҳи ҷуди ӯ шабу рӯз
Соилонро раво шавад воя.



Ману байғӯлагаке танг ба як сӯ зи ҷаҳон,
Арабивор бигӯям ба забони аҷамӣ.



## ДАЙЛАМИИ ҚАЗВИНӢ

Дайламии Қазвинӣ шоири асри X ва оғози асри XI ва маддоҳи подшоҳони Оли Бӯя будааст. Фасеҳии Хофӣ дар «Муҷмал» ва Саъолибӣ дар «Татимматул-ятима» байтҳои арабии Дайламиро низ овардаанд. Мо дар ин ҷо як ғазали ҳафтбайтии шоирро зикр менамоем:

Ҳамранги май лабонашу ҳамранги гул қабой,
Бар даст май ниҳодаву бар гул ниҳода пой.
Бӯи баҳор ёфта аз дасти ӯ набид,
Бӯи биҳишт ёфта аз нури ӯ сарой.
Омад ба сони моҳу май овард чун Суҳайл,
Дидӣ Суҳайл дар қадаҳу моҳ дар қабой?
Эй чун хирад бадеъ, валекин хирадситон,
Эй чун равон латиф, валекин равонрабой.
Кабки харирсинаву гӯри сумансурин,
Сарви шаробхораву моҳи ғазалсарой.
Ҷузвию куллӣ аз ду бурун нест, ончи ҳаст,
Ҷузвӣ ҳама ту бахшию куллӣ ҳама Худой.
Ман аз Худою аз ту ҳамехоҳам ин ду чиз,
То ӯ туро бақо диҳаду ту маро қабой.



## МАНТИҚИИ РОЗӢ

Абӯмуҳаммад Мансур ибни Алӣ Мантиқии Розӣ аз зумраи шоирони бузурги зуллисонайн буда, ба арабӣ ва форсӣ шеър мегуфтааст. Мувофиқи ахбори Низомии Арӯзӣ дар «Чаҳор мақола» ва Муҳаммад Авфӣ дар «Лу-боб-ул-албоб» ӯ ба дарбори Оли Бӯя мансубият дошт. Мантиқӣ дар миёни солҳои 978-990 вафот ёфтааст.

Мантиқии Розӣ аз зумраи аввалин шоирон дар қисмати ғарбии Эрон аст. Аз мероси адабии ӯ се қасида, шаш қитъа ва ёздаҳ фардбайт, дар маҷмӯъ 84 байт шеър боқӣ мондааст.

Эй ҷаҳондоре, к-ин чарх зи ту ҳоҷат хост,
Ки ту бар лашкари бадхоҳон бигмор маро.



Чун замини катир, к-ӯ аз дур
Ҳамчу об ояду набошад об.



Сабук бош, то кор фармоямат,
Сабуквор ҳар ҷой бистоямат.



Аз ғаму ғусса дили душман-т бод
Гоҳ дар топоку гоҳе дар санаҳч.



Аз он хуршед заррин шуд, ки бар
мулкаш гузар дорад,
Ситора з-он ҳамеларзад, ки аз теғаш
ҳазар дорад.



Дар саховати ӯ Нилро бахил шумор,
Дар шуҷоати ӯ пилро залил ангор.



Нигоре суманбӯю моҳе суманбар,
Лабаш ҷои ҷону рухаш ози Озар.



Баҳори бутон асту меҳроби хубӣ
Ба рӯи дилорому зулфайни дилбар.
Азоби равон офарида зи раҳмат
Буте дояи ҷону тиморпарвар.
Бад-он чанбарин зулфу болои сарвин,
Зи чанбар кунад сарв в-аз сарв чанбар.
Аё офтобе, ки ту тира кардӣ
Ба ман бар ҷаҳону ту чунин мунаввар.
Шунидам, ки дар хулд каждум набошад,
Чаро бо рухи туст доим муҷовар.
Магар каждуми анбаринанд шояд,
Куҷо каждуми хулд бошад муанбар.
Бад-он ду рухон офати офтобӣ,
Бад-он қадри баррафта зуи санавбар.
Ба дилҳо - дар эдун мусаввар шудӣ ту,
Ҳамоно, ки дар ҳар дилеӣ мусаввар.

Ба ангушт бинмоям ар ду рухонат,
Ҳаме бода з-ангуштам ояд муқаттар.
Туро лаб чу бода, маро бода бар лаб
Биёвар, ки гавҳар шавад боз гавҳар.
Маро дил чу оташкада кардӣ аз ғам
Бад-он рӯи чун оташ аз шохи ар-ар.
Чаро аз дилам дур дорӣ рухонат,
Ки хушбӯйтар бошад аз моҳи озар.
Намонад ба об - андарун шаккар, эй бут,
Туро з-оби ҳайвон ба бор аст шаккар.
Кӣ бе теғу ханҷар кунад кори ҷоду?
Туро чашми ҷодуст бо теғу ханҷар.
Фари рӯи тобон-т чун рӯи давлат,
Фари қадди ёзон-т чун умри ахтар.
Ки биншинӣ аз пой гӯӣ зи гардан
Ҳаме зӣ замин ояде ҷирми азҳар.
Ба маҷлис - дарун чун баҳоре шукуфта,
Ба ҳуҷра - дарун чун нигоре бад-ӯ бар.
Ба бӯса макун ваъда бидруд, моҳо,
Ки рӯи вафо гардад аз вай мухаддар.
Ки кофур бикшояд об аз ду дида,
Зи кофур он оразат гашта ёвар.
Ба пеш овар он ҷоми заррин, ки давлат
Ҳаме гул фароз орад аз санги мармар.
Зи мушки муасфар мае офарида,
Ки аз бӯи мушк асту ранги муасфар.
Агар музд хоҳӣ ту аз бода хӯрдан,
Абар ёди султони аъзам ҳамех (в) ар.

Сари тоҷдорону гурдони гетӣ
Ба шамшер карда ҷаҳонро мусаххар.
Куҷо камтарин бандагонаш чу Бежан,
Фузун дорад ӯ чокар аз Тӯсу Нӯзар.



Маро асир гирифта буте, гирифта асир,
Шигифт нест, ки нахчирҷӯй шуд нахчир.



Бандаи дастам, ки ба рӯзи фироқ
Аз ҳама тан ёри дилам буду бас.



Назди ӯ он ҷавони чобук рафт,
Аз ғами раҳ гарону гӯш сабук.
Бо ду нон пур зи мост мостфурӯш
Тошаке бурд пеши он тошак.



Ҷаҳондори қофилкуфоҳ он ки мулк
Супорад ба тадбиру саъяш зимом.
На бе амни ӯ адл бинад ҷаҳон,
На бе рои ӯ мулк дорад низом.
Сахоро бад-ӯ кард мавло азиз,
Ҷаҳонро бад-ӯ дод Эзад қивом.



Шуд он мувваддату он дӯстию он айём,
Ки бар муроди дили хеш мениҳодам гом.
Хирад асири ҳаво гаштаву дил он ду чашм,
Замона пеши ман овард, ҳар чи будам ком.
Басо шабо, ки ба рӯи нигор кардам рӯз,
Сапед рӯз, ки кардам ба зулфи хубон шом.
Ду даст одат карда фурӯ кашидани зулф,
Ду лаб ба бӯсаи хубон гирифта хӯй мудом.
Аз ин парӣ ба суи ман навид буду расул,
В-аз он нигор бари ман дуруд буду салом.
Маро зи ҷуди салотину меҳтарони замин
Сарой зарриндевор буду симинбом.
Ҳамеша хонаам аз некувони зеборӯй,
Чу Каъба буд ба ҳангоми куфр пурасном.
Баҳори тоза шукуфта маро ҳамеша ба пеш,
Чу навбаҳори шукуфта ба боғ - дар бодом.
Ману ҷаҳон ду ҳамолу қарини сохтахӯй,
Ба ман замонаву ёрони ман супурда зимом.
Лагом буд маро бар сари замона яке,
Кашида гашт кунуну гусаста гашт лагом.
Кунун, ки ҳимматам афзунтар асту неъмат кам,
Дили ба шодӣ хӯкарда кай гирад ором.
Ба боғбон нигарам, к-аз яке заъифак шоҳ,
Ба рӯзгораш сарве кунад баланд қиём.
Ҳаме зи баҳри гуле, к-оварад ба шефта ранҷ,
Ба бор дорад ӯро дувоздаҳ маҳи том.
На барканад-ш зи ҷою на боз гирад об,
На бигсалонад аз шоху надҳадаш дашном.

Ба рӯзгор фузунтар шавад дарахт ҳаме,
Маро камест ба пирӣ ҳаме дар ин ҳангом.
Киро ҳунар бифизояд, чаро бикоҳад мол,
Агар на з-ин ду яке ҳаст бар ҳаким ҳаром.
Магар ситораи дониш, ки уфтод нахуст,
Абар муқобалаи хоста гирифт мақом.



Боз гирам дил зи ту чунонки бидодам,
Сабр кунам, сабру ҳар чи бодо, бодам.



Маҳи гардун магар бемор гаштаст,
Бинолиду танаш бигрифт нуқсон.
Сипаркирдор симин буду акнун
Баромад бар фалак чун нӯки чавгон.
Ту гуфтӣ хинги соҳиб тохтан кард,
Фиганд ин наъли заррин дар биёбон.
Дирам гар чуди ӯ дониста будӣ,
Зи конаш н-омадӣ берун ба паймон.
Бад-ин маънӣ пушаймон аст динор,
Набинӣ зард рӯяш чун пушаймон?
Шаби ид аз бари рӯи фалак шуд
Хами абрӯи моҳи нав намоён...
Ба сони марди эронӣ ба Тиббат
Ба боғ - андар гуле бишкуфт хандон.



Ки бар сим сикка чаро кардаанд,
Бидонистаме ман ҳаме он замон.

Дирам з-он кафи ӯ ба назъ - андар аст,
Шаҳодат ниҳандаш ҳаме дар даҳон.



Зи ишқи туст, ки ҷонам ҷудо шавад аз тан,
Чи ҷои рӯҳ, ки ман ҳам ҷудо шавам аз ман.



Сапедӣ омаду андар рух уфтодам чин,
Кунун сазост, ки ман дур гардам аз бути Чин.
Ба рӯзи давлат кин аз замона ҷустам боз,
Кунун замона зи ман боз ҷуст яксара кин.



Асири он шудаам, к-ӯ асир буд маро,
Бад-он замона чунон буд, бад-ин замона чунин.
Басо ду ҳалқаи зулфе, ки дасти ман бикашид,
Ки хок шуд зи насимаш ба мушки ноб аҷин.
Басо даҳони чу ангуштарӣ, ки ду лаби ман,
Ниҳода буд бар ӯ солу маҳ ба ҷои нигин.
Хирад асири ҳаво гаштаву дил он ду чашм,
Равон мутеъи лабу ҷон ба чанги зулф раҳин.
Адилам он ки адили ду лола каждум дошт,
Каманди зулфаш бар лола барфиганда камин.
Ду абрувони сиёҳаш камони ғолиятӯз,
Ду зулфакони дарозаш каманди мушкогин.
Кунун ба сони камон аст сарви қомати ман,
Кунун ба сони каманд аст рӯи ман пурчин.
Ту дур гаштаву ман дур монда аз хидмат,
Ба зиндагонӣ оре чи ҳол бадтар аз ин...



Як лафз н-ояд аз дили ман в-аз даҳони ту,
Як мӯй н-ояд аз тани ман в-аз миёни ту.
Шояд будан, ки ояд ҷуфте камони хуб
З-ин хамгирифта пушти ману абрувони ту.
Шизу шабаҳ надидам мушки сиёҳу қир
Монанди рӯзгори ману зулфакони ту.
Моно, ақиқ н-орад ҳаргиз кас аз Яман,
Ҳамранги ин сиришки ману ду лабони ту.



Як мӯй бидуздидам аз ду зулфат,
Чун зулф задӣ, эй санам, ба шона.
Чунон-ш ба сахтӣ ҳамекашидам,
Чун мӯр, ки гандум кашад ба хона.
Бо мӯй ба хона шудам, падар гуфт:
«Мансур кадом аст, аз ин дугона?»



Чу кард ӯ гализа пур аз оби ҷӯй,
Ба оби гализа фурӯшуст рӯй.



## ҒАЗВОНИИ ЛӮКАРӢ

Абулҳасан Алӣ ибни Муҳаммад Ғазвонии Лӯкарӣ аз муосирони амир Абулқосим Нӯҳ ибни Мансур ибни Нӯҳ (976 – 997) бародари Аҳмад ибни Мансур ва вазири Сомониён Абулҳасан Абдуллоҳ ибни Аҳмади Утбӣ будааст. Аз ашъори Ғазвонӣ як тағаззули қасида, як дубайтӣ ва қитъае шомили 19 байт дар мадҳи амирони номбурдаи Сомонӣ боқӣ мондааст.

Соқӣ бидеҳ он гулгун қарқафро,
Ноёфта аз оташи газ тафро.
Наздики амир Аҳмади Мансур
Бар кӯшк бар ин шеъри мураддафро.



Нигори ман, он гурди гавҳарписар,
Ки зайн асту ҳусн аз қадам то ба сар.
Зи анбар зиреҳ дорад ӯ бар суман,
Зи сунбул гиреҳ дорад ӯ бар қамар.
Чу бардошт ҷавзо камаргаҳ, нигар,
Биҷасту бибаст аз фалохун камар.
Бурун бурд аз чашм савдои хоб,
Даровард дар дил ҳавои сафар.
Ба раҳ кард азм он бути хушхиром,
Гираҳ кард банди сар он хуш писар.
Битобид сахту бипечид суст
Ба гирди камаргоҳ дастори сар.
Шитобон биёмад суи кӯҳсор,
Ба оҳистагӣ кард ҳар сӯ назар.
Баровард аз он ваҳми пайкар миён,
Яке зард гӯёи ноҷонвар.
На булбул, зи булбул ба дастон фузун,
На тутӣ, зи тӯтӣ сухангӯйтар.
Чу дӯшизагон зери парда ниҳон,
Чи душиза? Суфта ҳама рӯю бар.
Бурида сару пои ӯ бегунаҳ,
Зи нолиданаш шодмона писар.
Зи буссад ба заррина най дардамид,
Ба ирсоли вай дод дамро гузар.
Ба рух барзад он зулфи анбарфурӯш,
Ба най барзад ангушт вақти саҳар.
Ҳам ӯ гуфт дар най, ки: Эй Лӯкарӣ,
Ғами хидмати шоҳ хӯрдӣ, мах (в) ар.



Убайдуллоҳ ибн Аҳмад - вазири шоҳи Сомонӣ,
Ҳаметобад шуъои дод аз он пурнур пешонӣ.
Ба сурат одамӣ омад, ба маънӣ нури субҳонӣ,
Худоё, чашми бад хоҳам, к-аз он сурат бигардонӣ.
Бухоро хуштар аз Лӯкар, Худовандо, ҳамедонӣ,
Валекин кард нашкебид аз дӯғи биёбонӣ.



## ВАЛВОЛИҶӢ

Абӯабдуллоҳ Муҳаммад ибни Солиҳи Валволиҷӣ аз шоирони аҳди Сомониён аст. Манучеҳрӣ дар шеъраш ду дафъа аз ӯ ёд мекунад.

Аз Валволиҷӣ ду қитъаи шеър боқӣ мондааст, ки ҳар кадоме аз ду байт иборат мебошад.

Симдандонаку басдонаку хандонаку шӯх,
Ки ҷаҳон онак бар мо лаби ӯ зиндон кард.
Лаби ӯ бинию гӯӣ, ки касе зери ақиқ
Ё миёни ду гул - андар шакаре пинҳон кард.



Ҷаъд бар симин пешониш гӯӣ, ки магар
Лашкари Занг ҳаме ғорати Бағдод кунад.
В-он сияҳ зулф бар он ораз гӯӣ, ки ҳаме
Ба пари зоғ касе оташро бод кунад.



## ҚАМАРИИ ҶУРҶОНӢ

Абулқосим Зиёд ибни Муҳаммад Қамарии Ҷурҷонӣ аз шоирони охири асри X ва маддоҳи Шамсулмаъолӣ Қобус ибни Вушмгир буд. Аз ашъори ин шоир 33 байт боқӣ мондааст.

Меҳон пешат кашида саф, валекин баркашида кин,
Шаҳон пешат камарбаста, валекин баркушода лаб.



Ҷаҳони мо ба масал май шудасту мо майхор,
Хушиш баста ба талхию хуррамӣ ба хумор.
Ҷаҳони мо баду нек асту бад-ш беш аз нек,
Гул эч нест абе хору ҳаст бе гул хор.
Зи баҳри он ки ҳамегиряд абр бе сабабе,
Ҳаме бихандад бар рӯи лолаву гулнор....
Агар зи оташи рухсори ту бисӯзад мушк,
Чаро зи дур бисӯзад ҳаме дили ман зор...
Ба гоҳи ханда намоӣ ҳаме ду саф гавҳар,
Турост гавҳару чашми ман аст гавҳарбор...
Ҳаме ба иззи ту нозанд дӯстон-т, валек
Ба беназирии ту душманон диҳанд иқрор...
Кафат нисор кунад зар бари ҳаким чунон-к
Ҳунар бар ту кунад офарин зи мадҳ нисор...
Кулоҳу тахту бутону давлату изз,
Забар-ту, зера-ту пешу пасу ямину ясор.
Шаҳон раҳӣ, маликон банда, аҳд хуш, дил шод,
Зафар муин, тараб афзун, ту эмин, Эзид ёр.



Осмон бар ту ошиқ аст чу ман,
Лоҷарам ҳамчу ман-ш нест қарор...
Моҳ гоҳе чу рӯи ёри ман аст,
Гаҳ чу ман кӯжпушту зарду низор.



Нуктае буд аз даҳони даҳр берун омада,
Номае буд аз маъонӣ дар ҳадиси мухтасар.
Пеши ту моро сухан гуфтан хатар кардан бувад,
Бо хатар кардан бароранд аз буни дарё гуҳар.



Бе ҳунар давлат поянда набошад бас дер,
Давлат он бошад поянда, ки ёбӣ ба ҳунар.



Бӯстонбоно, чу ман гаштию ман гашта чу ту,
Ту магар даштӣ шудӣ ҳамчун ман аз абри дигар.
Ту чунон тоза ба абрӣ, ман чунон тоза ба абр,
Ҷуз, ки абри ту дигарсон асту абри ман дигар.
Абри ман ҳангоми родӣ шодмону ханд-ханд
Абри ту ҳангоми родӣ сӯгвору дида тар.
Абри ту гаҳ-гоҳ бorад, в-он чи борад, оби ноб,
Абри ман пайваста борад, в-ончи борад, симу зар.
Абри ту чун рафт, ту бебаҳравар монӣ аз ӯ,
Абри ман ҳар ҷо ки бошад, ман зи ҷудаш баҳравар.
Ту надонӣ хонд мадҳи абри боронбор ҳеч,
Ман зи нури абр мадҳи хеш бархонам забар.



Улув тахтат, куфув бахтат, фарӣ корат, парӣ ёрат
Кажин мушкин, гузин мискин, қарин хубон,
муъин Яздон.



Падидор аст адлу зулм пинҳон,
Мухолиф андаку носеҳ фаровон.
Абар Заҳҳок чира шуд Фаридун,
В-аз Аҳриман ситад хотам Сулаймон.



Буте, ки саҷда барад пеши рӯи ӯ бути Чин,
Хаёли ӯ бувад андар биҳишт ҳурулъин.
Алиф ба қомату мимаш даҳону нунаш зулф,
Бунафша ҷаъду ба рух лолаву занах насрин.
Ба зулфаш - андар мушку ба мушкаш - андар хам,
Ба чинаш - андар тобу ба тобаш - андар чин.
Миёни ҳалқаи зулфаш муаллақ аст дилам
Мисоли он ки миёни фалак ҳавову замин.
Зи бодаи лаби ту талхияст уҳдаи ман,
Раво бувад, ки бувад талх ме беҳ аз ширин.
Хирад ситад зи ман ӯ чун шаҳ аз муъонид ҷон,
Дилам кашад зи ман ӯ чун шаҳ аз тафи май кин...
Зи номи ту натавон офарин гусаст чунон-к
Гусаст натвон аз номи душманат нафрин...
Марову сад чу маро дил супурдан оин аст,
Зи баҳри он ки варо дил рабудан аст оин.



Зулфат ҳаме бипечаду бо ман бадӣ кунад,
Нашгифт, агар бипечад, ҳар к-ӯ кунад бадӣ.

## МАЪНАВИИ БУХОРОӢ

Аз шоирони давраи охири ҳукмронии Сомониён аст. Аз ашъори ӯ чаҳор байт боқӣ мондааст.

Бар Худои ҷаҳон таваккул кун,
Дор хурсанд дил, равон хушнуд.
Ки аз ин чи-т Худой қисмат кард,
Не тафозул зиёд, кӯшиш суд.



Ҳар чӣ он бар тани ту заҳр бувад,
Бар тани мардумон мадор ту нӯш.
Надиҳӣ дод, доди кас маситон,
Ангубинхар мабошу заҳрфурӯш.



## МУНҶИКИ ТИРМИЗӢ

Абулҳасан Алӣ ибни Муҳаммад Мунҷики Тирмизӣ аз ҷумлаи шоирони машҳури охири ҳукмронии Сомониён аст. Мунҷики Тирмизӣ шоири дарбори амирони чағонӣ мебошад. Эҳтимол ӯ дар охири умраш бо подшоҳони ғазнавӣ робита пайдо кардааст. Мунҷик ба ҳазлу базлагӯӣ рағбат дошта, ба заммии ин чангро низ хуб менавохта ва аз ин сабаб ӯро Мунҷики Чангзан ҳам мегуфтаанд. Шоири ҳиҷогӯи асри XII Сӯзании Самарқандӣ худро дар ҳаҷвгӯӣ бо Мунҷик чунин қиёс мекунад:

Ман он касам, ки чу кардам ба ҳаҷв гуфтан рой,
Ҳазор Мунҷик аз пеши ман кам орад пой.

Аз меросии адабии Мунҷик то имрӯз дар ҳудуди 326 байт ҷамъ оварда шудааст.

Дил бипардоз замонею манеҳ пушт бар ӯ,
Ки падидор шуда девча андар намадо.



Гаштам аз юмни мидҳати шаҳи дин
Дар сухан бас табастағу шево.



Гандум биёр аз Калак, аз Домғон бибар
З-анвои меваҳову зи ақсоми ғаллаҳо.



Маъзаратнома аз ман бибар, эй боди сабо,
... з-он бар малики мулк пас аз мадҳу сано.
К-эй ба хуршед чароғи ту фиристода фурӯғ,
В-эй ба Миррих ниҳеби ту расонида садо.
Дӯш меомадам он ҷо, ки туӣ рақскунон
Шавқ дар пешу тараб ҳамраҳу шодӣ зи қафо.
Нимае раҳ чу бирафтам, ба хирад бархӯрдам,
Гуфт, к-эй оқилаи нотиқаро роҳнамо,
Бо чунин шавқ куҷо меравию мақсад чист?
Гуфтамаш: Бар дари Кайхусрави хуршедлиқо.
Гуфт: Зинҳор дигар бода ба андоза бихӯр,
К-аз ту зоҳир нашавад нағмаи хориҷ зи наво.
Арақолуд чунин гуфтамаш: Эй айбтарош,
Хиҷлатандуд баён, гуфтамаш: Эй ҳарзадаро,
Ман на хоқонам, к-аз косаи фағфур хурам,
Ман куҷо, ҳавсалаи соғари Ҷамшед куҷо?
Ман тунукҳавсалаву соқии ӯ дарёдил,
Бар сареҳ аст, ки дар кӯза нагунҷад дарё.
Гарчи маъқул бар ӯ сохтам ин ваҷҳ, вале
Шарм метофт ба сад ғусса инонам зи қафо.
Лекин ин аҳд ба худ кардам, к-аз баъди се ҷом,
Нахурам бода, гарам даст бибӯсад мино.



Нагзошт чу ту ҳеч разм Рустам,
Н-орост чу ту ҳеч базм Доро.



То ба дари подшоҳи одил рафтанд,
Баста ба таркун - дарун фусулу хаторо.



Ман фаромӯш накардастаму нахоҳам кард
Он табуки чуву он товаи ашнони туро.



Он талху бад-ӯ умри талх ширин,
Он зарду бад-ӯ рӯи зард ҳамро.



Бо саҳми ту онро, ки ҳосиди туст,
Пероя каманд асту хулд камаро.



Ё раб, чаро набурд марг аз мо
Ин солхӯрда Золи таносонро?



Бо Абибакре шавӣ чун қасаб шакаррез,
В-он дигар муъзини хом омад аз харғуно.



Дод дар дасти ӯ маранда об,
Хӯрд об аз маранда ӯ башитоб.



Эй рухи ту офтобу ғамзаи ту яб,
Кард фироқат маро чу заррин абяб.
Аставу ғомӣ шудам зи дарди ҷудоӣ,
Ҳомию вомӣ шудам зи хастани манзаб.
Ранги рухи ман чу ғамравот шуд аз ғам,
Мӯи сари ман сапед гашт чу маҳраб.



Дӯш донистам, к-ин ранҷ ҳама васвос аст,
Мардуми досу далус аз дари рӯй омос аст.
Мо бирафтему шуда нӯжон каҳлон паси мо,
Ба шабе гуфтӣ ту, к-аш салаб аз анқос аст.



Ба манҷак ҷаҳондӣ маро аз дарат,
Баҳона намудӣ ту бар модарат.



Гаҳ рабуха гардад ӯ бар пушти ту,
Гаҳ шавад зераш рабуха хоҳарат.



Бар қуллаи Қоф бахту иқбол,
Омут уқоби давлати туст.



Бар мустароҳ кӯпала созидааст,
Бар мустароҳ кӯпала кошидааст.
Тарсам агараш бикард рӯзе,
То ӯ калид ҷӯяд, дар ларзидааст.



Чандет мадҳ гуфтаму чанде азоб дид,
Гар сим нест боре, ҷуфте шамам фирист.



То кай гӯӣ мадори илм ба ман гашт,
Ҷону дилам илмро гузида ватан гашт?
Чист яке модае, ки бе нар пешат
Рӯзе даҳ раҳ бизоду обистан гашт?



Дили ман омада дар шавқи ту чу тундар ҷӯшон,
Хуш он замон, ки кашам танг андар оғӯшат.



Чун мурғаш аз ҳаво ба суи варда
Аз меъда боз това шавад нонат.



Мисоли бандаву они ту, нигоро,
Куличаи офтобу барги варточ.



Ачаб ояд маро зи ту, ки ҳаме
Чун кашӣ он гарон ду хояи фанч.



Ҳарчанд ҳақирам, суханам олию ширин,
Оре асали ширин н-ояд магар аз мунч.



Обод бар он куррахар, эй покият обод,
Бишнос мар онро, ки Худованд туро дод.



Ду мори газанда ба бари ду лаб ду сон,
З-он қаляи чун тоъун, з-он нони чу нахчад.



Хоча яке ғуломаки рус дорад,
К-аз ногуворд хона чу тус дорад.
Эдун ба табъ к... хурад, гӯӣ
Чун мокиён ба...н - дар...с дорад.



Эй маҷлисиёни ҳазрати шоҳ,
Дарёи шумо наҳанг дорад.
Аз баҳри Худо маро бигӯед,
То нони шумо чӣ ранг дорад?



Аё балоя, агар коркард пинҳон буд,
Кунун тавонӣ боре хашук пинҳон кард.



Андар фазоили ту адам гӯӣ
Чун тахлаи Калими паямбар шуд.



Ҳаво қазост, ҳаворо ба ҳила натвон зад,
Чу парниён ба бари тири ӯ чу з-оҳан сад.
Ҳавост ин ки ҳамедорадам дар ин шабҳо
Мунодиму-д-дабарону муроъию-л-фарқад.
Пур аз бадоеъ лафзу пур аз саноеъ даст,
Пур аз маҳофиз чашму пур аз зароиф хад.
Фиғони ман ҳама з-он зулфи бетакаллуфи ӯст,
Фиганда табъ бар ӯ - бар ҳазор гуна уқад.
Расида офати нашпили ӯ ба ҳар гоме,
Ниҳода куштаи осеби ӯ ба ҳар машҳад.
Чун ӯ на ҳасту на буду на низ хоҳад буд,
Фироқи ӯ мутавотир, ҳавои ӯ сармад.
Ба сони умру атои худойгони бузург
Абулмузаффар - шоҳи чағониён Аҳмад.

Ҳама сифоти Худованд бар ту зебо ҳаст
Бурун аз ин ду сифат «лам ялид ва лам юлад».
Бад-он гаҳе ки бароварда шуд замин аз гард,
На водӣ аз куҳ пайдо, на абяз аз асвад.
Ба пушти мардон - бар пора карда захми зиреҳ,
Ба рӯи аспон - бар сурх карда хуни муқвад.
Аё бадеъ шаҳе, к-ат назир на ба ҷаҳон,
Миёни халқ чу симурғ муфрадӣ, муфрад.



Он саги малъун бирафт, ин сангро аз хештан,
Тухмро монанд бо шанг эдараш бар ҷой монд.



Надонад мушаъбад варо банд чун,
Надонад муҳандас варо дарз чанд.



Гар бипаррад мурғи ҷон аз куфҷони тан маро,
Ҳамчунон андар ҳавоят то қиёмат пар занад.



Се ҳокимаканд ин ҷо чун ғулба ҳама дузд,
Майхораву занбораву малъуну хасисанд.



Рӯ киро дар набард гардад зард,
Сурх рӯяш ба олғуна кунанд.



Ало, ба ман деҳ он доруи равони нажанд,
Замона дида фаровону дер монда ба банд.
Чу ҷони ошиқ сӯзон, чу рӯи ҳосид зард,
Зи меҳр пухтаву ноёфта зи дуд газанд.
Ба ёди Тоҳири парвизтахти хусравбахт
Дарахти давлат сар барзада ба чархи баланд.
Дар он замон, ки бар абтол тирагун гардад,
Ҳама кумайт намояд зи хун сиёҳсаманд.
Басо сипоҳо гӯӣ ки ҳастӣ аз пӯлод,
Чу дар ба найза бисуфту ба теғ бипроганд.
Ба ҳеч осӣ - бар нӯки найза рост накард,
Ки на ба тоат боз омаду алам бифганд.
Ба рӯзи базми вай аз ганҷи гавҳараш бигрӣ,
Ба рӯзи разми вай аз ахтари адӯш биханд.
Чу офтоб зи гард - андарун падид ояд,
Адӯ камар бикушояд, чу ӯ кушод каманд.
Бад-ин ҷафо, ки худованд кард, маъзур аст
Ба гоҳи мулк чи бегонаву чи хешованд.



Дори гунге каландара, ки шабу рӯз
Хоҷаи моро зи к... дорад хушнуд.



Моҳро дар маҳфили хуршеди ман,
Ҷой андар саффи пояндон бувад.



Басо табиб, ки моя надошт, дард фузуд,
Вазир бояд, мулки ҳазорсола чӣ суд?
Вазири навситаде, к-ӯ зи рои бемаъниӣ
Ба гӯши мулк ӯ андарфиганд каррӣ зуд.
Чу мулк кар шаваду нашнавад муроди малик,
Ду чиз бояд: динори зарду теғи кабуд.
Ба манзар омад бояд, ки вақти манзар буд,
Ниқоби лола кушоданду лола рӯй намуд.
Бунафшаи табарӣ хайл-хайл сар баркард,
Чу оташе, ки ба гӯгирд бардавид кабуд.
Биёр, моҳо, он офтоб, к-аш бихурӣ,
Фурӯ шавад ба ду лаб в-аз ду рух барояд зуд.
Ба номи бор Худое, ки номи ӯ ҳама сол
Забон-т заррин созад, даҳон-т мушколуд.
Абӯмуҳаммади Аббос, мири фаррухзод,
Ки занги ҷаври замона ба фаррухӣ бизудуд.



Он к-ӯ зи санги хоро оҳан бурун кашад,
Наске зи каффи ӯ натавон худ бурун кашид.



Чу абри кафи шаҳ тақотур намояд,
Зар аз осартамаъ соил бирӯяд.



Гуланбӯй шуд лола эдар магар,
Суманбӯй шуд боди оташбухор.



Чи гуна аспе, к-аш моҳи нав бизебад наъл,
Фалак на бас бувадаш з-ин корзор аз ъор.
Ду гӯшро биниҳад чун ду барги вард чунон-к
Забон бурун кунаду зинҳор хоҳад мор.
Ба гоҳи рафтан ҳамчун чаҳор кавкаби саъд
Ду мебарояду ду ме фурӯ шавад ҳамвор.



Ҷоф - ҷоф асту шӯхгину сутург,
Зинда магзор дулро зинҳор.



Агар надонӣ, биндеш то чигуна бувад,
Ки сабзахӯрда бифожад баҳоргаҳ уштур.



Чун бихафад боди саъодатасар,
Ғолиясо гардад боди саҳар.



Боло чун сарви наврасида баҳорӣ
Кӯҳе ларзон миёни соқу миён - бар.

Сабр намондам, чу он бидидам, гуфтам:
Зиҳ, ки ба ҷуз маска худ надодат модар.
Тарсам чашмат расад, ки сахт хатирӣ,
Чунки набанданд хармукат ба гулӯ - бар.



Эй санд чу астар чи нишинӣ ту бар астар,
Чун хештанеро накунад мард мусаххар.



Эй чун муғ се рӯз ба гӯр - андар,
Кай бинамат, асир ба ғӯр - андар.



Рӯят ба ришат - андар нопайдо
Чун к... марди ғарча ба рамкон - дар.



Миёни наргисон - андар сиришки
ҷонрабо дорад,
Сиришки ҷонрабо дидӣ миёни
наргисон – андар?!



Гардун алами меҳнат бар боми ту ҳаҷ кард,
Бинӣ сахати хеш ба кӯсу алам - андар.



Гӯяд: Манам меҳтари бозори шаҳрҳо,
Бас коҷ хӯрд меҳтари бозору зобгар.



Пайваста зи аҳмақит бояд
. . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . . .



Гардан зи дари ҳазор силӣ,
Лафчат зи дари ҳазор забғар.



Чи дурр аст он ба зери лаълу шаккар,
Чи моҳ аст он ба зери меғи анбар.
Чи сарв аст ин ки паймояд заминро,
Нишонад бар замин меҳроби анвар.
Ба ҳангоми камар бастан ту гӯӣ
Ҳаме бар оби Замзам бандад озар.
Ҳама шаб дидаам з-осеби ҳачраш
Ба сони акҳал аз осеби наштар.
Ба дӯшу гардани дӯшиза монад
Ба боғ - андар зи гулҳо шоҳпар - бар.
Ба нофи оҳуи Хархез монад
Насими ёсамину варди аҳмар.
Бад-он монад ҳаме саҳро, ки гӯӣ
Бигустарданд товусон бар ӯ пар,
Ба зери Борбад монад ба дастон
Ҳаме минқори мурғони навогар.

Ту гӯӣ ҳар куҷо ҳури биҳишт аст,
Ба дасти ҳар як аз ёқут чодар.
Забони абр бар гулҳои саҳро
Забони хоҷа гашт аз бори гавҳар.
Муборак хоҷае, к-аз шукр доим
Ниҳода бар сари олош афсар.
Миёни мавҷи дарёи бахилӣ
Кафаш киштӣ, сахои ӯ чу лангар.



Бӯй барангехт гул чу анбари ашҳаб,
Бонг баровард мурғ бо жаху танбур.



Агар ман заванҷат бихурдам гаҳе,
Ту акнун биёву заванҷам бихур.



Фарози ӯ ҳама хору нишеби ӯ ҳама рег,
Тананда бар чаҳ ғунда, рамол гашта ғадир.



Вой аз он ово, ки гар гавпора он ҷо бигзарад,
Бифганад нозода бачча, бозгирад зода шер.



Аз боғ гул фиристад ҳар нимшаб абир,
В-аз шох андалеб фурӯсохта сафир.

Рухсори он нигор ба гул расм барканад,
В-он рӯйро намоз барад моҳи мустанир.
Эй офтобчеҳраи бутзоди сарвқад,
К-аз зулф мушк борӣ в-аз нӯки ғамза тир.
Бингошта чунин набувад бар бутони Чин
Тимсоли рӯи Юсуфи Яъқуб бар ҳарир.
Аз барги лола ду лаб дорӣ фарози рӯй,
Як мушт ҳалқаи зиреҳ аз мушку аз абир.
Гӯӣ, ки озар аз паи Зӯҳра нигор кард,
Симин-ш оразайну бар ӯ гесувон чу қир.
Гӯӣ каманди рустамияст он ду зулфи ӯ,
Аз бӯстон гирифта гули сурхро асир.
Гӯӣ Худой ду рухи ӯ аз гул офарид,
Бо доягон-ш дод ба ёқути сурх шир.



Бархезу ба майхона хиром, эй бути Кашмир,
Май хур, ки ба май гардад андӯҳи ҷавон пир.
З-он ноқиди ҳар гавҳар, з-он кошифи ҳар роз,
К-аз ратл ҳамехандад, чун барқ ба шабгир.
Гар бӯй ба санг орад, сунбул дамад аз санг,
Гар гуна ба қир орад, шангарф шавад қир.
Бар ёди яке бор Худое, ки ту гӯӣ
Бо нусрат ҳампушт аст, бо давлат ҳамшир.
Дар водӣ чун дев аст, дар саҳро чун бод,
Дар дарё чун моҳӣ, дар дашт чу нахчир.
На нури ҳаво монаду на ғулғули аъдо,
Чун лашкари ӯ гард барангезаду такбир.

Ҳам Тоҳир ном омаду ҳам Тоҳир нисбат,
Ҳам тоҳир дин омаду ҳам тоҳир тадбир.
Чун абри баҳор аст кафи теғгузораш,
Бе он ки бихоҳанд, ҳаме борад бар хир.



Ба лифи хурмо печида хоҳамат ҳама тан,
Фишурда хоя ба анбур, бурида..р ба гоз.



Агар ду дидаи афъӣ ба хосият бикафад,
Бад-он гаҳе ки зумуррад бад-ӯ баранд фароз.
Ман ин надидаму дидам, ки мир даст бидошт,
Баробари дили ман битракид чашми ниёз.
Ба «Шоҳнома» - бар ар ҳайбати ту нақш кунанд,
Зи «Шоҳнома» ба майдон равад ба ҷанг фароз.
Зи ҳайбати ту адӯ нақши «Шоҳнома» шавад,
К-аз ӯ на мард ба кор ояду на аспу на соз.



Меҳмон накард шодӣ чандон ба неъматаш,
К-аз баҳри к... хоҷа кунӣ ту ҳаме куруж.



Ҳаст з-оҳам оташи дӯзах абир,
Нолае аз ман, зи тундар садо зер.



Як рӯз ба гармоба ҳаме об фурӯ рехт,
Марде бизадаш лаҷ ба ғалат бар дари даҳлез.



Вайҳак бурқаъе эй талхтар аз оби фараж,
То кай ин табъи бади ту ки бигирад сар паж.



Чашм чун хонаи ғук об гирифта ҳама сол,
Лафч чун мӯзаи Хоҷа Ҳасани Исӣ каж.



Хуморие, ки зи дебои аҳмарист қабош,
Гарон кунад сари моро ҳаме хумори ҳавош.
Басо шабо, ки ту гуфтӣ ҷаҳон ҳама шаб гашт,
Бурун фиканд зи ҳар сӯ хазинаи зулмош.
Манол – гӯяд – чандин зи каждуми зулфам,
Чаро нанолам, к-андар дили ман аст харош.
Фиғон зи чашми ту, эй шерхашми оҳучашм,
Саройпарда ба ту чун биҳишту ту ҳурош.
Ба ёди орази ӯ барзадам зи дил оҳе,
Фалак бисӯхт, фурӯ рехт бар сарам ҷавзош.
Бисоз ҷашни Фаридун, чу хусравон биншин,
Дарахти заррин биншону барфишон зи ҷарош.
Бихоҳ з-он маи ҳамрофурӯғи сафротабъ
Ба шаб ниҳода ба ҳомуну сард карда сабош.

Куҷо чу бар каф бинҳӣ, зи бими сустии хеш
Нигоҳ кард наёрад зи осмон анқош.
Куҷост ратл, ки хуршед сӯи гандум рафт,
Чу обгинаи шомӣ сафед гашт зиёш.
Ба ёди шаммаи ашрофи даҳр Абдуллоҳ,
Ки гар Убайд нависад бад-ӯ замона сазош.
Ба ҳар куҷо бирасад чашму хотири мардум,
Ба сони хастии Эзад бувад падид атош.
Балоғатам зи хирад духтаре бизод бадеъ,
Ба дурри нутқ биёростам рухи зебош.



Гар барфиганам гарм дили хеш ба гӯгирд,
Бе пуд зи гӯгирд забона занад оташ.



Ҳар чи бихоҳад, бидеҳ, ки гандазабон аст,
Деви рамида на канда донаду на раш.



Аз шаър ҷубба бояду аз габр пӯстин,
Боди хазон баромад, эй Булбасар дирафш.



Ҷанг карда, нишаста андар зин,
Бар тани кӯса думму рехта фаш.



Қалами ман-т ҳиҷо карду ман огоҳ наям,
Зи даҳан берун кардам ба сари корд забон-ш,
Банд бар пой ниҳодам-шу сияҳ кардам рӯй
В-аз дарозо бикафонида ҳама пушту миён-ш.



Имрӯз боз пӯжат эдун битофтаст,
Гӯӣ ҳаме ба дандон хоҳӣ гирифт гӯш.



Ба зери пар-ш вашӣ густаридаву забар хаз,
Ки дид мар намади латраро зи ҳулла сақат.



Зи тобанда моҳе шудам чун чароғ,
Зи симин маҳе ҳамчу заррин каноғ.



Ҳама тафохури онҳо ба ҷуду дониш буд,
Ҳама тафохури инҳо ба ғошия-сту чаноғ.



Гӯӣ ҳамчун фалон шудам на ҳамоно,
Ҳаргиз чун уд кай тавонад шуд туғ...
Ёд надорӣ ба ҳар баҳоре ҷаддат
Тӯбра бардошта зи баҳри саморуғ...
Ман зи ҳиҷои ту боз гашт нахоҳам,
То-т фалак ҷону хоста накунад луғ.



З-инам ҳама санг аст в-аз онам ҳама хок,
З-онам ҳама дуд асту аз инам ҳама таф.



Чандин чи нолад ин ҳумоми мутаввақ,
На-ш дили пурдарду на равони муъаввақ...
Ҳар кӣ бад-ӯ бингарад, чӣ гӯяд, гӯяд
Моҳ мутаввач шудасту сарв муқартақ.



Зани поров чун биёбад буқ,
Сар зи шодӣ кашад суи Айюқ.



Ёрам хабар овард яке тубон кардааст,
Мар хуфтани шабро зи дабиқе накӯву пок.



Он, ки-т кулӯхрӯй лақаб кард, хуб кард,
Зеро лақаб гарон набувад бар дили фағок.
Андар ҷаҳон кулӯх фаровон бувад, вале
Рӯи ту он кулӯх, к-аз ӯ...н кунанд пок.



Эй шоирак, ба қадр кованҷак,
Беҳударою наҳсу булкунчак.
Аз...ни хар фурӯтарӣ як раш,
Як арш бичҳӣ сабуктар аз мунҷак.



Подшоҳо, ба адлу бахшиши ту
Гашта девори давлатат чаблак.



Бар марги падар гарчи писар дорад сӯк,
Дар хок ниҳон кунад-ш монандаи пук.



Аз бузургӣ, ки ҳастӣ, эй хашнук,
Чокарат бар канаф ниҳад дафнук.



Дашт чун дебои гавҳар карду оҳу чавқ-чавқ
Истода омада берун ба саҳроҳо зи танг...
Ёсамин омад ба маҷлис, бо бунафша даст суд,
Ҳамла бурданду шикаста шуд сипоҳи бодиранг...
Кори ман дар ҳаҷри ту доим нафир асту фиғон,
Шуғли ман дар ишқи ту доим ғирев асту ғаранг.
Эй гаве, к-ором ҷуди ту ҳаме дарё кунад,
Ҳар куҷо озори бухли сифлагон кардаст Ганг...
Эй амири меҳрубон, ин Меҳргон хуррам гузор,
Фарру фармони Фаридун варз бо фарҳангу ҳанг...



Ба хурӯш - андараш гирифта ғирев,
Ба гулӯ - андараш бимонда ғаранг.



Зоғи сияҳ будам якчанд, нун
Боз чу ғулба бишудастам дуранг.



Эй ту чу шангӣ, ки ҳамчу шанг кунӣ чанг,
В-эй ту чу мумӣ, ки ҳамчу мум кунӣ санг.



Ҳар кӣ туро ҳаҷв гуфту ҳаҷви туро хонд,
Рӯзи шаҳодат забони ӯ нашавад гунг.



Он ҷо, ки путк бояд, хоиск беҳуда-ст,
Гавз аст хоҷа сангин, мағз оҳанин сафол.



Маро зи дида гирифт офтоби хоб завол,
Куҷо барояд хайли ситорагони хаёл.
Ба ҷома - бар биншастам, ба ҷой май хӯрдам
Ба ҷоми нола майи доғи дӯст моломол.
Ҳазордастон овоз доду гуфт: Чӣ буд?
Маро зи шох фикандӣ ба нола, беш манол.
Ҷавоб додаму гуфтам: «Туро магар бинакушт,
Қазо ба дасти фироқ - андарун чароғи висол.
Чунон бигирям, гар дӯст бори ман надиҳад,
Ки хора хун шавад андар шаху заранг зугол.
Куҷо шуд он санами моҳрӯи ғолиямӯй,
Далели ҳар хатаре бар дили раҳӣ ба далол.
Ба зулф танг бибандад бар оҳуи тангӣ,
Ба дида дида бидӯзад зи ҷодуи муҳтол.
Фиғони ман ҳама з-он зулф, к-андар ӯ нақш аст
Ҳама тирози малоҳат бар остини ҷамол.
Таборакаллаҳ аз он чеҳраи бадеъу латиф,
Ҳама саросар феҳристи фитнаро тимсол.

Ҳавои ӯ ба дилам - бар ҳама табоҳӣ кард,
Ҳавои хубон ҷустан ҳама ғам асту вубол.
Чаро ба сабр накӯшам, ки сабрдӯст бувад,
Касе, ки баста бувад ақли ӯ камар ба камол.
Магар зи чашми мухолиф ба боғи давлати хеш
Баланд сарв набинад на навнишонда ниҳол.
Битозу он фараси тундсайр пеши ман ор,
Ки соқи ӯ зи ҷануб асту сумми ӯ зи шимол.
Дижогаҳе, ки ба беша - дарун сапедадамон
Зи бими шаннаи ӯ шер бифканад чангол.
Басо гаҳо, ки бар ӯ - бар замона кор накард,
Кашид чун пари бозон бар ӯ ба наъл ашкол.
Бурокгому раҳанҷому шодкому тамом,
На одамию ҳамонанди одамӣ ба хисол.
Ба гоҳи шона бар ӯ - бар тазарв хоя ниҳад,
Ба гоҳи шайб бидаррад каманди Рустами Зол.
Ба сони киштии заррин ҳамехиромад, к-аш
На ҳеч гурсунагию на ҳеч ранҷу калол.
Инони ӯ бикашам, то ҳиҷоби он малике,
Ки Буқабис ба шоҳини ҳилми ӯ мисқол.
Абулмузаффар, шоҳи ҷаҳон куҷо бибурид
Ба тез дашнаи озодагӣ гулӯи суол.
Карим бор Худое, к-аз ӯ ҳар ангуште
Ҳазор Ҳотаму Маън асту сад ҳазор амсол.
Ба гардани маликон - бар ба рӯзи бори бузург
Рикоби ӯ зад тавқеи кибриёву ҷалол.
Бад-он гаҳе ки ду саф гардро барангезад,
Фарох боз ниҳад коми аждаҳои қитол.
Ба ҳар куҷо бирасӣ, боди хашми ту бивазад,
Ҳама ҷароҳат бинӣ ҷаворихи абтол.
Ба зери эшон аспони кордида зи ранҷ
Ҳаме зананд даму дум фурӯ давида зи ёл.

Барорад абри шуҷоат зи дил, биборад з-ӯ
Ба боғи умр шукуфта шавад гули оҷол.
Ба чобукӣ бирабояд, куҷо наёзорад
Зи рӯи марди мубориз ба нӯки пайкон хол.
Ба теғ турра бибуррад зи панҷаи хотун,
Ба гурз паст кунад тоҷ бар сари чипол.
Агар бихоҳад аз эдар бе он ки қасд кунад,
Ба ҳинду турк ба майдону ҳам бариқбол.
Аё гузида шаҳе, к-ат назир нашносам
Баландному баландахтару баландсигол.
Ба номи бандагии ту адӯтро ҳазмон
Чу тавқи фохтагон тавқ бардамад зи қазол.
Паланги гурсуна бе амри ту бар он нашавад,
Равад ба кӯҳу ба саҳро ҳаме ба сайди ғизол.
Худойгоно, фархунда Меҳргон омад,
Зи боғ гашт ба таҳвили офтоб аҳвол.
Саройпардаи сӯҳбат кашид себу турунҷ,
Ба табли реҳлат барзад гулу бунафша давол.
Ба сони моҳии заррин кунун фурӯ резад
Зи бед барг ба як зилзила бар оби зулол.
Куҷост он ки падар-ш оҳан асту модар санг,
Адӯи анбару уду ҷазои куфру залол.
Ба табъ чун ҷигари ошиқон тапидаву гарм,
Ба ранг чун алами ковиён хуҷаста ба фол.
Бигӯй, то бифурӯзанду барфарозонанд,
Бад-ӯ бисӯзон дайро саҳифаи аъмол.
Бихоҳ аз он ки ба хум - андарун нишаста шудаст
Ба гуна қирмизи ботил, ба бӯй мушки муҳол.
Куҷост он ки ба дил қуфл барфиганд ба хашм,
Чаро ҳаме накушояд қанинаро қифол.
Ки чун зи ҷома ба ҷом - андарун фурӯ резӣ,
Ба ваҳми рӯза бад-ӯ бишканад дили абдол.

Ба ёди ҷоми Фаридун гирифта ратл ба даст,
Ба хайли ҷуд кушода ҳисори байтулмол.
Бақот бодо чандонки то чу марзангӯш
Зи рӯи оташи афрӯхта бирӯяд нол.
Ту шодмону аъодии ту ба дард - дарун,
Кафида пӯст ба тан - бар чу мағзи кафта сафол.



Эй сохта бар домани идбор таназзул,
Ғаммоз чу бабғоиву пургӯй чу булбул.



Эй моҳии симину ба маҳ барзада нашпил,
Дерест ба боғ-андар бар заррин қандил...
Ҷаври ман аз он зулфи балоҷӯст, азеро-к
Ҳамгунаи зоғ омаду ҳампешаи Қобил....
То саъва ба минқор нагирад дили симурғ,
То пашша накӯбад ба лагад хурд сари пил...
Ообод бар он сию ду дандонаки симин,
Чун бар дирами хурд зада сим Самоил...



Мо май бихостем задан дӯш ҷом-ҷом,
Чун ту биёмадиш, бимондем хом-хом.
Аз Одам - андарун ба таборат касе намонд,
К-ӯро ҳиҷо накардаст Мунҷик ном ном.
Бо ин ҳама сухан чу ҳаме ҷуфт хостам,
Омад фарох марзи ҷаҳонҷит бом-бом...
Хораш гирифтаву ба хай - андар ҳамешуда,
Ҳамчун капук хастаме ҷуфт ком, ком.
Гуфто маро: Чӣ чора ки ором нестам?
Гуфтам, ки зуд хезу ҳамегард чом-чом.



Рӯят ба роҳи Шугнон монад ҳаме дуруст,
Бошад ҳазор кажжӣ, бошад ҳазор хам.



Бад-он монад бунафша бар лаби ҷӯй,
Ки бар оташ ниҳӣ гӯгирди бафхам.



Ба рӯй шамъ фурӯзӣ маро ба гирди сарой,
Ба мӯй анбар сӯзӣ зи фарқ то ба қадам.



Пеши хуршед чун сабук бипарам,
На ба шаб ҳамчу шабпарак бипарам.



Риши дурахшат ба чашмам ояд, ар з-он
Ҳамчу сари мост қубба - қубба бирезам.



Чанд буви̅ чанд надими надам,
Кӯшу бурун ор дил аз ғанги ғам.



Чун жола ба сарди̅ - андарун мавсуф,
Чун ғӯра ба хоми̅ - андарун муҳкам.



Рафт бурун мир расида фарам,
Пахч шуда буқу дарида алам.



Гар на ишқат кард осеван маро,
Аз чи рӯ саргаштаву осеванам.



Ҳама тароифи атроф бо ту бинам гирд,
Ҳама аҷоиби офоқ бо ту ҳаст ба ҳам.



Ду ҷӯи равон дар даҳонаш зи хилм,
Ду хирман зада бар ду чашмаш зи хим.



Пеш гирифта сабад ба оштин,
Ҳар як ҳамчун дар тим ҳаким.



Бар об туро ғайбаҳои ҷавшан,
Бар хок туро чархҳои гиребон.



Арчи ба масал мунозиат Хизр аст,
Андарниҳадаш аҷал ба лаб пистон.



Тур аст ба навбат - андарун заррин,
Тир аст ба заҳмат - андарун паррон.



Он ҷо, ки аҷими хашми ту озар,
Он ҷо, ки насими сулҳи ту найсон.



Гар ба гирди ганҷи бодовард гардам филмасал,
Он зи бахтам хори бодовард гардад дарзамон.



Пешат бишаманду беравон гарданд
Шерони арин чу шери шодурвон.



Эй номаи офтоб зӣ Кайвон,
Баҳромсахову муштариунвон.



Чи гуна ҷазрӣ, ҷазре куҷо зи пистонаш
Ҳанӯз ҳеч лабе бӯй ногирифта лабан.



Аз жола пуш бад, ки кунғола,
В-он нола занад в-ин хоро машкан.



Ба рӯзи маърака б-ангушт агар падид ояд,
Зи хашм барканад аз дур кабк Аҳриман.



Басе такаллуф бинам туро ба тарф ҳаме,
Латиф чизӣ, хар бо ту тавсан асту ҳарун.



Чашми бешарми ту гар рӯзе биёшӯбад зи дард,
Нӯки хораш хокшу бод, эй дарида чашму...н.



Эй хоҷа, мар маро ба ҳиҷо қасди ту набуд,
Ҷуз табъи хешро ба ту – бар кардам озмун.
Чун теғи нек, к-аш ба саге озмун кунанд,
В-он саг бувад ба қимати он теғ раҳнамун.



Ба яке луқма, ки бар хони ту кард он мискин,
Ба яке суфчаи зарраш мафрӯш кунун.



Ду кашшаш буд монанди ду наълайн,
Даҳонаш чун шакише пур зи саргин.



Чаро-т риш дароз омадасту боло паст,
Муҳол бошад боло чунону риш чунин.



Чу хон ниҳод, наҳоре фурӯ ниҳад пешат,
Чу табъи хеш ба хомӣ, чу яшма бе чарбу.



Маро аз каҳбади ту зиштияст бисёре,
Раҳо макун сари ӯ, то бувад саломати ту.
Зи ту ҳаме бизитонад, ба мо ҳаме надиҳад,
Муҳол бошад, сим ӯ барад, маломат ту.



Ҷуди ту суд дорад бар иллати ниёз,
Чунонки суд дорад бар чашм хокшӯ.



Хастувона ба бар кашида зи пашм
Пираки номурод бар сари роҳ.



Эй ба дарёи ақл карда шиноҳ,
В-аз баду неки рӯзгор огоҳ.
Чун кунӣ табъи поки хеш палид,
Чи кунӣ рӯи сурхи хеш табоҳ?
Нон фурӯ зан ба оби дидаи хеш,
В-аз дари ҳеч сифла шир махоҳ!



Ба рӯй гӯӣ моҳ аст, барниҳода кулоҳ,
Ба бурз гӯӣ сарв аст, дар миёни қабох.

Чу моҳ буд бар сарву на моҳ буду на сарв,
Камар набандад сарву кулаҳ напӯшад моҳ.



Пушту қафои раис Аҳмади Ғарча,
Ҳеч нахоҳад магар, ки сафчаву сафча.



Неку гули дурангро нигаҳ кун,
Дурр аст ба зер ақиқи сода.
Ё ошиқу маъшуқ рӯзи хилват
Рухсора ба рухсора барниҳода.



Зи бас кӯб аз замона ёфт душман-т,
Ҳама аъзои ӯ гашта тарағда.



Бувад хоҷаи шаҳрро чанд банда,
Зи ҳар ҷинсу ҳар як қавию каланда.



Ӯ сангдилу ман бимонда нолон,
Чарвидаву рафт зи даст чора.



Эй шора ниҳода бар ситора,
Кӣ - шнид ситора зери шора.
Ту ҳайдахиву ҳамениҳӣ мух
Бар курраи тавсани начора.



Эй он ки зи точи ту битобад Маҳу Зӯҳра,
То кай бувад ин мискин Мунчик ба ҳучра.
Ҳамвора ба ҳучра - дар чун дев нишастаст,
На чомаву на нонаш, на дег, на суфра.



Хоча ғуломе харид дигар тоза,
Сустҳилу ҳарзагарду латра малоза.



Омад Наврӯзу нав дамид бунафша,
Бар мо фархунда боду бар ту марахша.



Дуздӣ, эй нобакор, чун ғулба,
Рӯй чунонки пахта тафшила.



Бародарони мано, з-ин сипас сияҳ макунед
Ба мадҳи хоҷаи Хатлон ба ҷашнҳо хома.



Зиндагонит бод алфа сана,
Чашми душман-т барканод кана.



Пирию дарозию хушкшанҷӣ,
Гӯӣ ба г.. олуда латрғанҷӣ.



Ба кӯчае, ки равӣ бо кафи гуҳарафшон,
Чу осмон дара созӣ зи бас гуҳарборӣ.



Аз қаҳбаву ганда хонаи Аҳмади Тай
Монад ба зағораву дари кандаи Рай.



Ба ҳеч рӯй ту, эй Хоҷа Буркаъӣ, на х(в)ашӣ,
Ба гоҳи нармӣ гӯӣ, ки обдода ташӣ.



Гӯгирди сурх хост зи ман сабзи ман парер,
Имрӯз агар наёфтаме, рӯйзардаме.
Гуфтам, ки нек буд, ки гӯгирди сурх хост,
Гар нони хоҷа хостӣ аз ман, чӣ кардаме?



Бар куҳлаи ҳиҷрон-т кунун ронӣ кафшер,
Бар куҳлаи доғаш - бар кафшер наронӣ.



Муҳолро натвонам шунид ҳазлу дурӯғ,
Ки ҳазл гуфтан куфр аст дар мусулмонӣ.
Сарою қасри бузургон талаб ту ҳамчу рабут,
Чу мор чанд гузинӣ ту ҷои вайроне.



Эй хубтар зи пайкари дебои арманӣ,
Эй поктар зи қатраи борони баҳманӣ.
Он ҷо, ки мӯи ту, ҳама барзан ба зери мушк,
В-он ҷо, ки рӯи туст, ҳамеша бараҳманӣ.



Андар Фурот ғарқам, то дида бо ман аст,
В-андар баҳори ҳуснам, то ту бари манӣ.
Гар ангубинлабӣ, сухани талх мар чарост,
В-ар ёсуманбарӣ, ту ба дил чун ки оҳанӣ?

Мангар ба моҳ, нураш тира шавад зи мушк,
Магзар зи боғ, сарви сиҳӣ пок бишканӣ.
Хуррамбаҳор хонад ошиқ туро, ки ту
Лоларуху бунафшахату ёсумантанӣ.
Моро ҷигар ба тири фироқи ту хаста гашт,
Эй сабр бар фироқи бутон нек ҷавшанӣ.



Ҳаме ҳар он чи на озодагист, пеша кунӣ,
Сари ту аз дари он аст, ки зери теша кунӣ.
Якет рӯе бинам чунонки мар харро
Ба гоҳи нохуна бардоштан лавеша кунӣ.



Маро паноғи ту дастинае набишт чунон,
Ки тира гардад Артанги монавӣ аз ӯй.



Пои ту аз миёна рафту занат
Монд колим, ки низ накнад шӯй.



Ташна чун буд сангдил дилбанд,
Хост об он замон ба хандоханд.



## АБУЛҚОСИМИ БУШРИ ЁСИН

Ӯ устоди орифи машҳур Абӯсаъид Абулхайр буда, дар Майҳана (наздикии Ишқободи ҳозира) ба дунё омада ва соли 380 ҳиҷрӣ (991 милодӣ) ҷаҳонро падруд гуфтааст. Абӯсаъид Абулхайр аз ӯ дар кӯдакӣ таълим гирифтааст. Дар китобҳои «Асрор-ут-тавҳид» ва «Ҳолоту суханони Шайх Абӯсаъид» даҳ байт ба номи ин Шайх Абулқосим омадааст ва ҳам аз Абӯсаъид чунин нақл кардаанд: «Мо ҳар киро шеър бигуфтаем, он чи бар забони мо равад, гуфтаи азизон бувад ва бештар аз они пир Абулқосими Бушр буд».

Имрӯз ашъори Абулқосими Бушри Ёсин ва Абӯсаъид Абулхайрро сареҳан ҷудо кардан имкон надорад. Бегумон Бушри Ёсин аз аввалин орифони суханвар будааст.

Мард бояд, ки ҷигарсӯхта хандон бувадо,
Не ҳамоно, ки чунин мард фаровон бувадо.



Меҳмони ту хоҳам омадан, ҷононо,
Мутворику зи ҳосидон пинҳоно.
Холӣ кун хонаву зи пас меҳмон о,
Бо ман касро ба хона - дар маншоно.



Бе ту ҷоно, қарор натвонам кард,
Эҳсони туро шумор натвонам кард.
Гар бар тани ман зуфон шавад ҳар мӯе,
Як шукри ту аз ҳазор натвонам кард.



Камоли дӯстӣ омад зи дӯст бетамаъӣ,
Чи қимат орад он чиз, к-аш баҳо бошад.
Атодиҳанда туро беҳтар аз ато ба яқин,
Ато чӣ бошад, чун айни кимиё бошад.



Ман надонам, ки киям, халқ надонад, ки чиям
На ҳамоно, ки бар инсон, ки манам, одамиям.



Кай гашт зинда, буд ҳар ки гашт мурда бад-ӯ
Аз ӯ ҳаёт наёбӣ, ки аз ҷуз ӯ набарӣ.
Мақоми сафват хоҳию поят олуда,
Хасисҳиммат тарсам, ки андар ӯ нах(в)арӣ.



## АБӮАЛИИ САРАХСӢ

Абӯалӣ Зоҳир ибни Аҳмад ал-Фақеҳи Сарахсӣ олим ва фақеҳи охири асри X мебошад. Абӯалии Сарахсӣ устоди аввалини Шайх Абӯсаъид Абулхайр буда шайх аз ӯ ахбор, тафсир ва усул омӯхтааст. Абӯалӣ дар Сарахс вафот ёфтааст. Дар маъхазҳо ин панҷ байти ғазалгуна ба номи ӯ омадааст:

Дарой ҷоно, бо ман ба кор, агар ёрӣ
Вагарна рӯ ба саломат на бар сари коре.
На ҳамраҳӣ ту маро, роҳи хеш гиру бирав,
Туро саломат бодо, маро нигунсорӣ.
Маро ба хонаи хаммор бар, бад-ӯ биспор,
Нигар, маро ба ғами рӯзгор наспорӣ.
Набиз чанд маро деҳ барои мастиро,
Ки сер гаштам аз ин зиракию ҳушёрӣ.



## АБУЛФАЗЛИ САРАХСӢ

Абулфазл Муҳаммад ибни Ҳасани Сарахсӣ сӯфии номдори охирҳои асри X милодӣ буд. Ориф ва шоири маъруф Абӯсаъид Абулхайр дар ҷавонӣ ба Сарахс ҷиҳати омӯхтани илм омад ва бо шайх Абулфазл шиносоӣ пайдо кард ва ба ҳалқаи муридони вай даромада, то охир ҳалқаи иродати ӯ бар гӯш дошт.

Аз ашъори Абулфазл ҳамагӣ як байти зерин боқӣ мондааст, ки мухотаби он Абӯсаъид Абулхайр будааст:

Мастак шудаӣ ҳаме надонӣ пасу пеш,
Ҳон гум накунӣ ту ин сари риштаи хеш.



## АБУЛАББОСИ ҚАССОБ

Абулаббос Аҳмад ибни Муҳаммад ибни Абдулкарими Омулӣ аз ҷумлаи машоихи маъруфи сӯфия буд ва дар охири асри X мезист. Ӯ касби қассобӣ дошт ва бо ҳамин пеша таъмини зиндагонӣ мекард. Лақаби Абулаббос ҳам, ки «Қассоб» аст, аз ҳамин касби ӯ манша гирифтааст. Абулаббоси Қассоб дар шаҳри Омул хонақоҳ дошт ва Абулҳасани Хараҳонию Абӯсаъид Абулхайр як-ду сол дар назди ӯ қарор доштаанд. Зикри аҳволу маноқиби ӯ дар китобҳои тасаввуфи омадааст. Як байт ва як рубоии зайли Абулаббоси Қассоб ба тавассути «Номаҳо» ва «Тамҳидот»-и Айнулқузоти Ҳамадонӣ то замони мо расидааст:

Чандон барам нар ман ном,
Пои деворею рой ме ном.



Дар дидаи дида дидае бинҳодем,
В-онро зи раҳи дида ғизо медодем.
Ногаҳ ба сари кӯи ҷамол афтодем,
Аз дидаву диданӣ кунун озодем.



## МУНТАСИРИ СОМОНӢ

Абӯиброҳим Исмоил ибни Нӯҳи Сомонӣ, мулаққаб ба Мунтасир аз шоҳзодагони ин хонадони бузург буд. Эликхон дар соли 999 Бухороро фатҳ карда, ҳамаи шоҳзодагон ва бузургони давлати Сомониро ба маҳбас андохт. Абӯиброҳим аз зиндон гурехта, ба Хоразм рафт ва аз он ҷо бо дастае омада, Бухороро бозпас гирифт, вале онро нигаҳ дошта натавонист ва ба ҷониби Нишопур рафт. Баъди ин муддатҳо ӯ бо роҳу усулҳои гуногун ба муқобили Эликхон мубориза бурд ва дар охир, соли 1005 дар наздикии Бухоро бо дасти арабе муҳоҷир кушта шуд.

Абӯиброҳим Мунтасир шахси соҳибзавқ буд ва аз ӯ 8 байт шеър боқӣ мондааст.

Эй ба дидан кабуду худ на кабуд,
Оташ аз табъу дар намоиш дуд.
В-эй ду гӯши ту карри модарзод,
Бо туам гармию итоб чӣ суд?



Гӯянд маро чун салаби хуб насозӣ,
Маъвогаҳи ороставу фарши мулавван.
Бо наъраи гурдон чӣ кунам лаҳни муғаннӣ,
Бо пӯяи аспон чӣ кунам маҷлиси гулшан?
Ҷӯши маю нӯши лаби соқӣ ба чӣ кор аст?!
Ҷӯшидани хун бояд бар ғайбаи ҷавшан.
Асп асту силоҳ аст маро базмгаҳу боғ,
Тир асту камон аст маро лолаву савсан.



Аз дида, ки нақши ту намудам, ту беҳӣ,
В-аз дил, ки фурӯ гузошт зудам, ту беҳӣ.
Ваз ҷон, ки надошт ҳеч судам, ту беҳӣ,
Дидам ҳамарову озмудам, ту беҳӣ.



## АЛФОЗУ ТАЪБИРОТ

**Аб** – падар. (Або, ҷамъи аб – падарҳо)

**Абйаз** – сафед

**Адил** – мислу монанд, назир, ҳамто, бародар

**Авранҷан** – баранҷан, дастпона, дастбанд

**Авор** – айб, айбу ор

**Адҳам** – сиёҳ, аспи сиёҳ

**Аёғ** – коса, ҷом, пиёлаи шаробхӯрӣ

**Акҳал** – чашми сурмакашида, марди сиёҳабрӯ

**Алф** – ҳазор

**Алфағда** – андӯхташуда

**Амна** – тӯдаи ҳезум, пуштвор

**Анбон** – халтаи чармин

**Ангиштол** – бемор, нохуш, дардманд

**Анисон** – дурӯғ, гуфтори беҳуда

**Анфаст** – парда ва танидаи анкабут, тори анкабут

**Астар** – хачир

**Ақиб** – пошнаи по, пушти сар, фарзанд

**Ақфас** – каниззода, ҳар чизи дароз

**Арзон** – дарвеш, фақир

**Астарван** – нозоянда, монанди астар, зане, ки фарзанд намезояд

**Асфар** – зард

**Афдар** – бародари падар, амак

**Афсар** – тоҷ, кулоҳи подшоҳӣ

**Афтор** – номи яке аз хонаҳои тахтаи нард, номи яке аз оҳангҳои мусиқӣ

**Аҳмар** – сурх

**Аҷин** – хамир, сиришташуда

**Арин** – ҷангал, беша, найзор

**Ашҳаб** – чизи дорои ранги сиёҳу сафед

**Бабго** – тӯтӣ

**База** – базаҳ, гуноҳ, хато; бурҷи Ҳамал-оғози баҳорро низ мегӯянд

**Байғула** – кунҷ, гӯша

**Баниз** – ба маънии ҳаргиз истифода мешавад

**Бархафч** – кобус

**Бархуд** – нимсӯхта, чизе, ки аз ҳарорати оташ сиёҳ шудааст

**Басағда** – омода, сохта

**Бат** – мурғобӣ

**Бафтарӣ** – бафта, мокуи бофандагӣ

**Бахс** – ноқис, кам, андак

**Бахсонидан** – пажмурда сохтан, ранҷидан, гудохтан

**Башилидан** – часпидан, ба якдигар часпидан

**Башк** – шабнам, барфреза

**Беҷода** – беҷод, навъе аз ёқути сурх, ақиқ, каҳрабо

**Бигмоз** – шароб, бодагусорӣ

**Бигоз** – гоз, форанҷуб, фона

**Бодгар** – раҳгузари бод, бодгир, хонаи тобистонӣ

**Бодгард** – раҳгузари бод, хонаи тобистонӣ

**Бодрам** – беҳуда табоҳ

**Бофдум** – афдум, фарҷом, анҷом, оқибат

**Боҳак** – озор, шиканҷа

**Боштин** – мева, бори дарахт

**Бугон** – заҳдон, буйгон

**Булкафд** – ришва, ришват

**Бурз** – қад, қомат, бузургӣ, шукуҳ

**Бурқаъ** – рӯйбанд, ниқоб

**Буқ** – шайпур, навъи най

**Бурҷос** – ҳадаф, нишонаи тир, омочгаҳ, Бурҷос – мухаффафи Бурҷосб

**Буссад** – марҷон

**Ванҷнак** – испарғам, шоҳиспарғам, навъи гул

**Вараштод** – варастод, вазифа

**Варда** – бурҷ, бурҷхонаи кабӯтарон

**Варза** – варзкор

**Варкок** – мурғи лошахӯр, каргас

**Вақия** – ҷузъе аз ратл, миқёси вазни чизҳои моеъ

**Васим** – некӯрӯй, зебо, хубрӯ

**Вастохон** – хонандаи Васто, Авасто – китоби муқаддаси зардуштиён

**Вашӣ** – нақшу нигори ҷома, ҷомаи нақшунигордор, паранд

**Во** – хӯроке, ки бо иловаи «во», «бо» мегӯяд, монанди шурбо-шурво

**Воран** – оринҷ, оран

**Вотгар** – суханвар, шоир, қиссагӯ; пӯстиндӯз

**Вуреб** – каҷ, норост, уреб

**Гавз** – ҷавз, гирду, чормағз

**Гализа** – кӯза, сабӯ

**Гавожа** – гавожи, таъна, шӯхӣ, мазоҳ

**Газит** – боҷу хироҷ, молиёте, ки дар гузашта мусулмонон аз куффор меситониданд

**Гарзиш** – газриш, гузридан-чора кардан, чора ҷустан

**Гардангул** – карданг, аблаҳ, ахмақ

**Гашин** – гашн, бисёр, анбӯҳ

**Гавжа** – гавож, таъна, сарзаниш, шӯхӣ, мазоҳ, беҳудагӯӣ

**Гас** – гесӯ, мӯи дарози занон, гесувон

**Гулӯбанда** – пурхур, шикампараст

**Гӯпора** – говмеш

**Гурӯҳа** – гулула

**Ғурм** – андӯҳ, ғам

**Ғутосб** – хоб, рӯъё, хоби хуш

**Ғавр** – таҳи чоҳ, замини нишеб, чуқурӣ

**Ғадир** – обгир, толоб

**Ғанчол** – меваи туруш ва норасида

**Ғаран** – гиря ва навҳа

**Ғаранг** – садои гиря ё нола, навҳа, садои гулӯ ҳангоми фишурдан

**Ғоб** – ҷамъи гоба, беша, найзор; гурӯҳи мардум; найзаи дароз

**Ғолук** – муҳраи камони гурӯҳа, ки аз санг ё гил дуруст кунанд, кулула

**Ғошия** – пӯшонанда, пӯшиш, либос

**Ғунда** – ҳар чизи печида ва кулулашуда

**Ғушод** – чаҳордевори ҷои гову гӯсфанд

**Ғуш** – чуби сахт, ки аз он тир созанд

**Ғӯшт** – бараҳна, урён

**Дада** – дад, ҷонвари дарранда

**Данг** – аблаҳ

**Данд** – паст, разил, аблаҳ

**Дафнук** – ғошия, рӯпӯши зини асп

**Дашангӣ** – рӯзгор, дунё

**Дос** – олати оҳании алафдаравӣ; дун, сифла, табоҳ

**Дужогоҳ** – хашмолуд, бадандеш, баддил

**Дӯжбарӯ** – туршрӯ, бадхӯ, хашмин

**Дусон** – часпида, дусонидан – часпидан

**Жав** – зав, дарё, баҳр

**Жакора** – ситезакор, кинавар

**Жах** – нола, бонг, овози хазин

**Жожук** – лӯбиё, жожумак ҳам гуфтаанд

**Заванҷ** – навъи хурок аз пораҳои рӯдаи гов ё гӯсфанд, ки бо гӯшт бипазанд

**Завғ** – зардоб

**Зайн** – некӯ, хуб

**Замини кажир** – замини шӯра, шӯразор

**Занд** – китоби мазҳабии Зардушт, шарҳи Авасто

**Зарир** – кӯр, нобино, бемор

**Зебон** – зебо

**Зиғ** – бурё, ҳасир

**Зиз** – чирчирак, садои навъи ҳашарот

**Зилол** – он чи бар рӯи касе ё чизе соя фиганад монанди абр

**Зобғур** – зобғур, касе даҳани худро пурбод кунад, каси дигар даст ба лаби ӯ бизанад, бод хориҷ шавад

**Зостар** – мухаффафи з-онсӯтар, азонсутар, канортар, онтарафтар

**Зофа** – хорпушт, чӯҷаи теҳу, номи гиёҳи биёбонӣ

**Зуфт** – бахил, туршрӯ, хасис

**Зуъ** – рӯшноӣ

**Иқтирон** – қарин шудан, наздик шудан, ёр шудан ба дигаре

**Испарғам** – гулу сабза, райҳон

**Истим** – остим, остин, даҳони чармини зарф

**Кабч** – кабча, хари думбурида

**Кайғолакӣ** – гирифторӣ ба бемории обравии чашм

**Калак** – шум, наҳс

**Калоғ** – акка

**Калол** – ранҷуру мондашавӣ

**Карак** – бедона, самона, ба туркӣ балдарчин

**Калта** – ҳайвони пир ва азкорафтода, ҳайвони думбурида

**Камос** – кӯзаи сафолии даҳонкушод, косаи чӯбӣ, кашкул

**Канағ** – боли мурғ, шохаи дарахт

**Кандурӣ** – кандур, суфра, суфраи бузурги чармин, дастмоли суфра

**Капон** – тарозуи бузурги якпалла барои вазн кардани борҳои сангин

**Карбасу** – калпеса, карбоса, сусмори кӯчак

**Карманд** – тунду тез, шитобкор

**Карошидан** – парешон шудан, табоҳ шудани кор; карошида – пошида, ошуфта, парешон

**Каруз** – нишот, айшу тараб

**Кашафта** – пажмурда, кушуда

**Киё** – бузург, соҳиб, подшоҳ

**Қинғола** – амрадбоз

**Кик** – мардумаки чашм, кок ё кӯки чашм ҳам гуфтаанд

**Колуш** – бева

**Кос** – ҷом, зарфи об ё шаробхӯрӣ

**Коч** – қош

**Куда** – забони кӯчак, ба маънии забон ва калиди қулф

**Кудара** – гудара, навъе аз мурғобӣ, баччаи гов ва гавазн

**Кул** – ба маънии хамида, каҷии чавгон

**Кулича** – ҷомаи пахтадор

**Куноғ** – тори абрешим, тори анкабут, кирми абрешим

**Кунҷол** – кучора, пӯстлохи кунҷид ё донаи дигар, ки равғани онро гирифта бошанд

**Кустӣ** – камарбанд, зуннор

**Кух** – кирм, ҳашароти майда

**Куҳбуд** – кӯҳнишин, порсое, ки дар кӯҳ хонае гирифта ва ибодат мекунад

**Кӯбин** – зарфе, ки донаҳои кӯфтаро ба он мегузоранд ва мефишоранд, то ки равған ҷудо гардад

**Кӯпала** – кӯбае, ки бо гулҳо дуруст кунанд; ҳубоб, шукуфа, кокул

**Кӯс** – духул, табли бузург, осеб, садама

**Куст** – кӯс, осеб, садама, латма

**Қазол** – пушти гардан, паси сар

**Қарқаф** – шароб

**Лавеша** – лабиш, ресмоне, ки бар сари чуб мебанданд ва ҳангоми наъл кардани асп лаби ӯро дар ҳалқаи ресмон мегузоранд ва мепечонанд, то ором бошад.

**Лак** – сад ҳазор

**Лам ялид ва лам юлад** – на зоидаасту на зоида шудааст. Ояти сеюми сураи "Ихлос"-и Қуръони маҷид

**Латара** – кӯҳна, пора, дарида

**Лаҷ** – лагад; пофишорӣ

**Лафч** – лафч, лаб, лаби ғафсу калон монанди лаби уштур

**Лус** – чоплус, чарбзабон

**Мазгит** – масҷид

**Мазраб** – гурезгоҳ, ҷои гурез; гуреза

**Малоза** – малоз, чогаки ной

**Манав** – лафзи амр, ки аз феъли навидан, яъне ҳаракат кардан аст

**Маниш** – хӯ, сиришт

**Макрамат** – бузургӣ, карам, ҷавонмардӣ

**Манҷак** – шуъбада, шуъбадабозӣ

**Марзангӯш** – гиёҳи хушбӯй, анҷирак

**Мархаша** – наҳс, шум, номуборак

**Маҷарг** – кори бемузд, шокир

**Машаъбад** – роҳ, равиш, тариқ

**Маън** – бисёр, тавонгар

**Меғ** – абр

**Миғфар** – зиреҳе, ки зери кулоххуд бар сар мегузоштанд

**Миқвад** – лаҷом

**Милова** – шогирдона, инъоме, ки барои шогирд бидиҳанд

**Мисоқ** – аҳд, паймон

**Маъҷар** – рӯймол

**Моридӣ** – сурх, қирмизранг

**Муаббир** – таъбиркунанда, касе, ки таъбири хоб мекунад

**Муаввақ** – бозистода, ақибмонда

**Муъаммадо** – барқасд, дидаву дониста кореро кардан

**Муасфар** – зардранг

**Мурво** – фоли нек, дуои хайр

**Мурғво** – фоли бад

**Мустанир** – рӯшноиҷӯянда, равшаншаванда

**Мустароҳ** – ҷои осоиш, ҷои роҳат, ҳоҷатхона

**Мутаввақ** – тавқдор, дорои тавқ ё гарданбанд

**Мух** – лаҷоми сахти аспи саркаш; оташ, занбӯр, дарахти хурмо

**Мухидан** – хазидан, даромадан

**Муҳок** – охири моҳи қамарӣ, ки моҳ дида намешавад

**Муҳтол** – ҳилагар, фиребанда

**Мушкӯй** – бутхона, ҳарамсаро, болохона, кушк

**Муштранда** – рандаи наҷҷорӣ, абзори ранда ва суфта кардани чуб

**Мӯлиш** – мӯлидан, дер кардан, тааммул кардан

**Мӯрд** – навъи дарахти шабеҳи анор

**Навон** – хаста, ларзон

**Навшод** – тозадомод, ҷавони нав домодшуда

**Надам** – пушаймонӣ, андӯҳ, афсӯс

**Нажанд** – андӯҳгин, афсурда

**Нағнағ** – кулия, паймонаи ғалла

**Нағушок** – нағушо, габр, оташпараст

**Назъ** – кандани чизе аз ҷое, ҷон кандан, ҷон додан

**Нахчад** – нахчад, оҳан, санги сахт

**Нахчир** – шикор; оҳу, бузи кӯҳӣ

**Нахмат** – ниёз, ҳоҷат

**Начуғ** – анчуғ, чин ва дуруштии пуст

**Нафоғ** – қадаҳ, қадаҳи шароб хӯрдан

**Никрис** – варам ва омос, дарди шадиди по ва ангуштон (подагра)

**Нишгирда** – абзори оҳании дамтез барои буридани чарм

**Нишохтан** – нишондан, нишонидан

**Ниҳоз** – бузе, ки пешопеши рама ҳаракат мекунад, серка

**Нияюша** – аз феъли ниюшидан, гӯш фаро додан ба сухани кас, duздида, пинҳонӣ ба сухани касе гӯш додан

**Нок** – олуда, мағшуш, ғашдор

**Нол** – най, наи борики дарунхолӣ

**Норван** – номи дарахт

**Нун** – мухаффафи акнун; танаи дарахт

**Нуса** – нус, қавси қузаҳ, тирукамон

**Овар** – яқин, бешак

**Оварӣ** – соҳибяқин, хабардор

**Оғашта** – оғушта, омехта

**Оғолиш** – таҳрик, барангехтан

**Оғор** – нам, нам ва рутубат

**Оз** – ҳирсу тамаъ, орзуҳои бисёр

**Озаранг** – андӯҳ, ранҷ, меҳнат

**Озарм** – шарм, ҳаё, нармӣ, шафқат

**Окандан** – пар кандан, анбоштан

**Окап** – даруни хона

**Олгуна** – сурхоб, сурхӣ, ки занон ба рӯй мемоланд

**Омарғ** – қадру қимат, шаъну эътибор

**Омут** – ошёни парандагони шикорӣ, монанди бозу шоҳин

**Оҷиста** – оҷидан, бахин задан, сӯзан задан, халонидани сӯзан ё дирафш

**Ориғ** – дилсардӣ, нафрат

**Осур** – киштзор, ғаллазор

**Осем** – саргашта, саргардон

**Охшиҷ** – зид, унсур, яке аз аносири чаҳоргона: об, оташ, бод, хок

**Оҳу** – айб, нақс

**Падвоз** – патвоз, лона, чубе, ки барои нишастани паррандагон гузошта шудааст

**Паж** – кӯтал, теппа

**Пажӯл** – баҷӯл, пайванди устухонҳои по

**Пайхаста** – поймолшуда, лагадкӯбшуда

**Пак** – дам, нафас, оруғ

**Паноғ** – муншӣ, дабир, нависанда

**Пархаш** – сурини асп ва хачир; шамшер

**Панҷхайр** – номи яке аз водиҳои Балх дар асри X

**Пашиз** – пули майда

**Пахш** – тири камон, садри маҷлис

**Пил** – пошнаи по

**Поғунда** – ғунда, ҳар чизи печида ва кулӯлашуда

**Полован** – полуна, кафгир, поло, софӣ

**Потила** – потил, деги мисӣ

**Пук** – дам, нафас

**Пӯжа** – пӯза, соқи дарахт, танаи дарахт

**Пук** – оташгирак

**Пӯя** – пӯ, дав, рафтори тунд

**Рабут** – замини баланд, пушта

**Рабуҳа** – хушӣ, лаззат

**Ражд** – пурхӯр, харис, бисёрхӯр

**Раш** – арш; теппа, пушта, фариштаи адолат

**Раш** – борони андак–андак, резаборон

**Расӣ** – пурхӯр, гурусначашм

**Ратл** – паймона

**Ричор** – мураббо, ширинии аз якчанд чиз тайёр кардашуда

**Род** – сахӣ, бахшанда

**Родӣ** – саховатмандӣ, олиҳимматӣ

**Сабук** – камвазн, чусту чолок

**Сана** – лаънат, дуои бад, нафрин

**Санахч** – санахч, бемории тангнафасӣ, зиқуннафас

**Сарвиса** – қавси қузаҳ, тирукамон

**Самак** – моҳӣ. Ҷамъ самок

**Сарӣ** – хоки намнок

**Сарун** – сарв, шох, шохи гову гӯсфанд

**Сахат** – хашм, ғазаб

**Сиголиш** – сиголидан, андешидан, фикр кардан

**Силеҳ** – олати ҷанг, афзори ҷанг

**Синӣ** – зарфи гирди мисӣ, лаълӣ

**Сипурдан** – таслим кардан, ба касе супурдан

**Сипӯз** – сипӯхтан, даровардани чизе ба зӯру фишор дар чизи дигар

**Ситем** – чирку ҷароҳату захм

**Ситеҳидан** – ситезидан, ситеза кардан, ҷангу ҷидол кардан

**Ситом** – лаҷом, сарафсор

**Сотгин** – пиёлаи бузурги шаробхурӣ

**Соч** – навъи дарахт, коч; болопӯши фарох

**Сутург** – бузургҷусса, тануманд

**Сутӯҳ** – хаста, дардманд

**Сӯч** – сӯзиш, сӯз, сӯхтан

**Табаст** – табоҳ, зоеъ

**Табастуг** – фасеҳ, теззабон

**Тайласон** – ридо, ҷомаи кушод ва дарозе, ки дар китф меандозанд

**Такаж** – хӯшаи ангур, донаи даруни ангур

**Тананду** – анкабут, тортанак

**Тангон** – табук, табанг, табақи чӯбин

**Тандиса** – тандис, пайкар, тасвир, муҷассама

**Тарағда** – турунҷида, баҳамкашида, дардманд

**Тароб** – оби аз зарфе чакида

**Тарак** – чок, шикоф; садои шикастан ва таркидани чизе, садои раъд

**Тафша** – тафш, таъна, сарзаниш

**Тафшила** – хӯроке, ки аз гӯшт, тухм, асал ва чормағз тайёр мекунанд

**Тахла** – резаи чизе

**Ташлих** – таслих, саҷҷода, ҷойнамоз

**Тим** – корвонсаро; андӯҳ, дилтангӣ

**Тироз** – зинат ва нақшу нигори ҷома, ҷомаи фохир; тарика, равиш

**Топок** – тапок, таб, изтироб

**Тотуқ** – маска, мост; марди чобуку чолок

**Тубон** – тунбон, шалвор

**Уқад** – ҷамъи укда, гиреҳ

**Урмузд** – мухаффафи Аҳурамаздо ба маънии худои ягона, номи фариштае, номи рӯзи аввал аз ҳар моҳи хуршедӣ

**Ушнон** – навъи алаф

**Фағёз** – ато, бахшиш, инъом

**Фажогин** – чиркин, ифлос, чирколуд

**Факл** – аввал, оғоз

**Фалғанд** – хори сари девор, хори махсуси гирди боғ ва девор

**Фалх** – оғоз, ибтидо; шикофтани чизе

**Фарағ** – чӯҷаи мурғ

**Фараж** – решаи талхи гиёҳе, ки барои табобат онро ҷӯшонда, истифода мекарданд

**Фарғар** – ҷӯи об, ғадир, хушкрӯд

**Фаразд** – номи гиёҳ, эҳтимол раҳдавак

**Фаркан** – ҷӯи об, корез; фарканд – замине, ки аз он сел гузашта ва канда бошад

**Фанч** – навъи беморӣ

**Фарам** – ғам, андӯҳ, дилтангӣ

**Фарас** – асп

**Фарганд** – гиёҳе, ки бар дарахт мепечад ва боло меравад, ошиқи печон

**Фатардан** – фатаридан, даридан, пора кардан, шикофтан

**Фаҳам** – паҳам, чодаре, ки ҳангоми такидани дарахти мева зери он мегиранд, чодари арӯсӣ

**Фато** – ҷавон, ҷавонмард, сахӣ

**Фирун** – фарорун, баланд, воло

**Хабак** – хафа, хафагӣ

**Хай -** арақи бадан

**Хаворӣ** – ёрӣ, мухлис

**Хармак** – муҳраи сафеду сиёҳ, ки барои чашм нарасидан мебанданд

**Хавхил** – каҷ, мухолифи рост

**Хад** – рухсор, чеҳра

**Хаз** – ҳарир

**Халақ** – жанда, пӯсида

**Ханҷак** – хор, дурмана

**Ханҷир** – бӯи сӯхтани пашм, устухон ё чарм

**Хастувона** – хирқа, ҷомаи дарвешон, ҷомаи пашмини дурушт

**Хастан** – озурдан, озурда шудан

**Хатанбар** – одами муфлис ва тиҳидаст, ки тазоҳур ба тангдасти ва бенавоӣ кунад

**Хафча** – шохча, навдаи дарахт

**Хашук** – ҳаромзода, фарзанди ғайришаръӣ

**Хир-хир** – беҳуда

**Хидев** – худованд; подшоҳ

**Хизоб** – ҳино, ранг, ранг барои мӯи сар ва рӯю даст

**Хинг** – сафед, аспи сафед

**Хифтон** – ҷомаи ҷанг, навъе ҷомаи ҷангии абрешимин

**Хома** – тӯда, тали рег, абрешими хом, қалам

**Хотула** – гуноҳ, макр, фиреб, дағаливу дуруштӣ

**Хареш** – харош, харошидагӣ

**Хубз** – нон

**Худув** – оби даҳон

**Хулд** – давом, бақои ҳамешагӣ, биҳишт

**Хумоҳанг** – навъе санги хумоҳани қаҳваранг

**Хунук** – хуб, хуҷаста, сард

**Хура** – ҳар чизе, ки чизе дигарро бихӯрад ва нобуд кунад; гили тира ва часпак

**Ҳуро** – сазовор, лоиқ, дархур

**Хусронзада** – зарардида, зиёндида

**Хушув** – хуш, модари зан, модари шавҳар, хушдоман

**Хавозӣ** – хаворӣ, хаймаи бузург, боргоҳ; ногоҳ, якбора

**Ҳажир** – хуб, зебо

**Хайдах** – аспи ҷавони тунду тез, тойи мушкилром

**Хазар** – парҳез кардан, тарсидан, биму парҳез; хазур – тарсанда

**Ҳазмон** – мухаффафи ҳар замон

**Ҳалоҳир** – заҳри қотил, ҷонвари афсонавӣ ва мавҳум, ки гӯё заҳри қотил доштааст

**Ҳамол** – анбоз, баробар, мислу монанд

Ҳамом – кабӯтар, қумрӣ, фохта

**Ҳамора** – ҳамвора, ҳамеша, пайваста

**Ҳанг** – гурӯҳ, қавму қабила

**Хараф** – харобӣ ва кӯтоҳии ақл аз пирӣ

**Ҳарун** – асп ё хачири саркаш

**Хач** – рост истода, монанди байрақ дар ҷое рост устувор шуда

**Хачар** – санг

**Ҳамол** – ҳамто, анбоз, баробар, қарин, мислу монанд

**Ҳирбад** – пешвои мазҳабии зардуштӣ, ходими оташкада

**Ҳушивор** – ҳушёр, ҳушманд

**Чакод** – миёни сар, торак, боли пешонӣ

**Чарвидан** – чораҷӯӣ кардан

**Чина** – донае, ки мурғ аз замин барчинад ва бихӯрад

**Чом** – чам, нозу ишва

**Ҷабал** – кӯҳ, ҷибол – ҷамъи ҷабал

**Ҷавзо** – номи бурҷи севум аз дувоздаҳ бурҷи фалак, дупайкар

**Ҷад** – бобо

**Ҷаззор** – шутуркуш, қассоб

**Ҷазр** – бех, реша, асл

**Ҷазъ** – мӯҳраи ямонӣ, санги сиёҳест дорои холҳои сафеду зард ва сурх

**Ҷалвез** – ришта

**Ҷамаст** – навъе ёқути паст, сангест ба ранги зард ё сурх ё осмонӣ ё сафед

**Ҷаммош** – шӯх, маст, бозигар

**Ҷиср** – пул, купрук

**Ҷоф** – зани бадкор

**Ҷуғд** – навъи паранда, ки бум ҳам мегӯянд

**Ҷавдат** – хубӣ, некуӣ

**Ҷавқ** – даста, гурӯҳ

**Шалпуй** – садои по, шарфаи по
**Шана** – овоз, бонг, шиҳаи асп
**Шанг** – шӯху зариф, зебо, айёр
**Шангарф** – ранги сурхтоб
**Шанор** – нангу ор, зишттарин айб
**Шафат** – ганда, ноҳамвор, нотарошида
**Шахкоса** – жола, тагарг
**Шахтидан** – лагзидан, лухшидан
**Шибишт** – шибист, зишт, нохушу нописанд
**Шиён** – мукофот, подош
**Шикебо** – сабркунанда, бурдбор
**Шинг** – гиёҳи шинг
**Шовғар** – шайпур, нойи румӣ
**Шодурвон** – саропарда, пардаи бузурги пеши боргоҳи подшоҳ
**Шора** – дастори бузурги мардони ҳиндӣ, саллаи ҳиндӣ, рӯймоли занони ҳиндӣ
**Шӯша** – тило ё нуқраи гудохта
**Шикӯҳидан** – лағжидан, афтодан, тарсидан
**Юмн** – хайру баракат, хуҷастагӣ, некбахтӣ
**Эдун** – акнун, ин дам, инчунин
**Яб** – тир, тири пайкондор
**Яшма** – пӯст ё чарми хом.

## МАЪХАЗҲО


1. Абдулҳусайни Зарринкӯб. Ёддоштҳо ва андешаҳо. Аз мақолот, накдҳо ва ишорот. – Теҳрон, 1371
2. Абдурраҳмони Ҷомӣ. Баҳористон. Матни илмӣ-интиқодӣ аз рӯи панҷ нусха аз қадимтарин нусахи мавҷуда. Бо тасҳеҳ ва муқаддимаи Аълохон Афсаҳзод.. – Маскав, 1987
3. Абу-л-фарадж ал-Исфахани. Книга песен. Перевод с арабского А. Б. Халидова, Б. Я. Шидфар. – М., 1980
4. Ал-ағонӣ. Таълифи Абдулфараҷ ал-Исфаҳонӣ. Таҳқиқи Абдусаттор Аҳмад Фароҷ. – Бейрут, 1959
5. Амин Аҳмади Розӣ. Ҳафт Иқлим. Бо тасҳеҳ ва таъликоти Ҷавод Фозил. – Теҳрон, 1341
6. Ашъори ҳамасрони Рӯдакӣ. Таҳти таҳрири А. Мирзоев. – Сталинобод, 1957
7. Балъамӣ. Таърихи Табарӣ. Дар ду ҷилд. Бо муқаддима ва тавзеҳоти М. Умаров ва Ф. Бобоев. – Теҳрон, 1380 (2001)
8. Берунӣ Абӯрайҳон. Осор-ул-боқия. – Душанбе, 1990
9. Гардезӣ Абӯсаъид Абулҳай ибни Заҳҳок. Зайн-ул-ахбор. Ба эҳтимоми Саъид Нафисӣ. – Теҳрон, 1333
10. Давлатшоҳи Самарқандӣ. Тазкират-уш-шуаро. Ба таҳқиқ ва тасҳеҳи Муҳаммад Аббос. – Теҳрон, 1337
11. Дақиқӣ ва ашъори ӯ. Гирдоварда Муҳмамаддабири Сиёқӣ. – Теҳрон, 1347

12. Донишнома дар илми пизишкӣ. Куҳантарин маҷмӯаи тибби ба шеъри форсӣ аз Ҳаким Майсарӣ, пизишки қарни чаҳоруми ҳиҷрӣ. Ба эҳтимоми дуктур Бароти Зинҷонӣ. – Теҳрон, 1366

13. Ёқут ал-Ҳамави. Мӯъҷам-ул-удабо. Дар 20 ҷилд. ҷ. 1-3. – Бейрут, 1400 (1980)

14. Ёқут ал-Ҳамавӣ. Мӯъҷам-ул-булдон. ҷ. 1-5. – Бейрут, 1376 (1957)

15. Забеҳуллоҳи Сафо. Ганҷи сухан. Шоирони бузурги порсигӯй ва мунтахаби осори онон. Аз Рӯдакӣ то Баҳор. – Теҳрон, 1374

16. Ибн ал-Мӯътаз. Табақот-уш-шуаро. – Қоҳира, 1956

17. Ибн Қутайба. Аш-шеър ва –ш-шуаро. ҷ. 1-2. – Бейрут, 1400 (1980)

18. Ибн Қутайба. Уюну-л-ахбор. ҷ. 1-4. – Бейрут 1418 (1997)

19. Истахрӣ, Абӯисҳоқ Иброҳим. Мамолик ва масолик. Тарҷумаи Муҳаммад ибни Асъад ат-Тустарӣ. – Теҳрон, 1373

20. Кишоварзи Садр. Аз Робиа то Парвин. – Теҳрон, 1334

21. Мазоҳир Мусаффо. Посдорони сухан. Ҷилди аввал. – теҳрон, 1335

22. Муҳмамаддабири Сиёқӣ. Ганҷи бозёфта. Бахши нахуст. Шомили аҳвол ва ашъори Лабибӣ, Абӯшакури Балхӣ, Дақиқӣ, Абулҳанифаи Аскофӣ. – Теҳрон, 1334

23. Муҳаммад ибни Бадруддини Ҷоҷармӣ. Мӯнис-ул-аҳрор фӣ дақоиқ-ил-ашъор. – Теҳрон, 1337

24. Муҳаммад ибни Мунаввари Майҳанӣ. Асрор-ут-тавҳид фӣ мақомоти шайх Абисаъид. Ба кӯшиши Муҳам-

мадризо Шафеъии Кадканӣ. Бахши якум ва дуюм. – Теҳрон, 1381

25. Муҳаммад ибни Сурхи Нишопурӣ. Шархи қасидаи форсии Абулҳайсами Ҷурҷонӣ. – Теҳрон, 1334
26. Муҳаммад Қосим ибни Ҳоҷӣ Муҳаммади Кешӣ, мутахаллис ба Сурурӣ. Маҷмаъ-ул-фурс. Ба кӯшиши Муҳаммаддабири Сиёқӣ. ҷ. 1-3. – Теҳрон, 133801341
27. Муҳаммад Авфии Бухорой. Лубоб-ул-албоб. Бо кӯшиши Саъид Нафисӣ. – Теҳрон, 1336
28. Муҳаммадмузаффар Ҳусайни Сабо. Рӯзи равшан. Бо тасҳеҳ ва таҳшияи Муҳаммадҳусайни Рукнзода. – Теҳрон, 1343
29. Муҳаммадҳусайни Рукнзода – Одамият. Донишмандон ва сухансароёни Эрон. Ҷилди аввал. Теҳрон, 1337
30. Наршахӣ Абӯбакр. Таърихи Бухоро. – Душанбе, 1979
31. Низомии Арӯзии Самарқандӣ. Чаҳор мақола. – Душанбе, 1986
32. Оқомирзо Ҳумоии Исфаҳонӣ. Таърихи адабиёти Эрон. ҷ. 1. – Теҳрон, 1360
33. Ризоқулихони Ҳидоят. Маҷмаъ-ул-фусаҳо. Бахшҳои аввал ва дувум. Бо кушиши мазохир Мусафо. – Теҳрон, 1340
34. Ромӣ Шарафуддин. Ҳадоиқ-ул-ҳақоиқ. Тасҳеҳу ҳавошӣ ва ёддоштҳои Саъид Козим Имом. – Теҳрон, 1341
35. Саидов С. Адабиёти давраи Сомониён дар фарҳангҳои форсӣ (масоили накду танқеҳи матн). – Хуҷанд, 1999
36. Саъолиби ан-Нисобурӣ. Ятимат-уд-даҳр фӣ маҳосини аҳл-ил-аср. ҷ. 1-4. – Бидуни соли нашр.

37. Сафо Забеҳуллоҳ. Таърихи адабиёт дар Эрон. Ҷилди аввал. – Теҳрон, 1371

38. Сухан ва суханварон. Навиштаи Бадеъуззамон Фурӯзонфар. – Теҳрон, 1337

39. Сӯзании Самарқандӣ. Девон. Ба тасҳеҳи доктор Носируддиншоҳи Ҳусайнӣ. – Теҳрон, 1338

40. Таърихи Табарӣ ё таъриху-р-русул ва-л-мулук. таълифи Муҳаммад ибни Чарири Табарӣ. Ҷилдҳои 1-3. Тарҷумаи Абулқосим Поянда. – Теҳрон, 1352

41. Таърихи Байҳақӣ. Таснифи Хоҷа Абулфазл Муҳаммад ибни Ҳусайни Байҳақӣ. Ба тасҳеҳи доктор Файёз ва доктор Ғанӣ. – Теҳрон, 1324

42. Таърихи Систон. Тасҳеҳи Маликушуарро Баҳор. – Теҳрон, 1314

43. Тарҷумон-ул-балоға. Таснифи Муҳаммад ибни Умар ар-Родуёни. Тасҳеҳи доктор Аҳмади Оташ ва интиқоди Маликушуарро Баҳор. – Теҳрон, 1349

44. Унсурулмаолии Кайковус. Қобуснома. Ба кӯшиши Саъид Нафисӣ. – Теҳрон, 1342

45. Фасеҳии Хофӣ. Муҷмали Фасеҳӣ. ҷ. 1-3. – Машҳад, 1341

46. Хоҷа Насируддини Тӯсӣ. Меъёр-ул-ашъор. – Теҳрон, 1320

47. Ҳадоик-ус-сеҳр фӣ дакоик-иш-шеър. Таълифи Рашиди Ватвот. Тасҳеҳи Аббос Иқбол. – Теҳрон, 1308

48. Ҳиндушоҳи Нахҷувонӣ. Таҷоруб-ус-салаф. Ба тасҳеҳ ва муқаддимаи Аббос Иқбол. – Теҳрон, 1313

49. Ҳолот ва суханони Шайх Абӯсаъид Фазлуллоҳ Абилхайр ал-майҳани. – Петербург, 1317 ҳиҷрӣ

50. Ҳумоӣ, Ҷалолиддини Шерозӣ. Таърихи адабиёти Эрон. – Теҳрон, 1340

51. Шамсиддин Муҳаммад ибни Қайси Розӣ. Ал-мӯъҷам фӣ маъойири ашъор-ил-Аҷам. Ба тасҳеҳи Муҳаммад Абулваҳҳоби Қазвинӣ. – Теҳрон, 1338

52. Шамсиддин Муҳаммад ибни Фахруддин Ҳиндушоҳи Нахҷувонӣ. Сиҳох-ул-фурс. Ба эҳтимоми Абӯалии Тоатӣ. – Теҳрон, 1341

53. Шарҳи аҳвол ва ашъори шоирони бедевон дар қарнҳои 3-4-5 ҳиҷрии камарӣ. Таълиф ва тасҳеҳи маҳмуди Мудаббирӣ. – Теҳрон, 1370

54. Шафақ, Ризозода. Таърихи адабиёти Эрон. – Теҳрон, 1369

55. Шоирони аҳди Сомониён. Мураттибон ва омодагарони чоп Худоӣ Шарифов ва Абдушукури Абдусаттор. – Душанбе – 1999

## МУНДАРИЧА

"АХТАРОНИ АДАБ" (СИЛСИЛА) ИБОРАТ АЗ 50 ҶИЛД

**Ҷилди 2**

# Ашъори ҳамасрони Рӯдакӣ


Муҳаррири ороиш *У. Ашӯров*
Муҳаррири саҳифабандӣ *М. Саидова*
Мусаҳҳеҳон *А. Ҳамдам ва Р. Атоева*
Tappoҳ *Ф. Раҳимов*
Ҳуруфчини компютерӣ *С. Орифова*

Ба матбаа 30.08.2007 таҳвил гардид. Чопаш 28.09.2007 ба имзо расид. Коғази офсет. Чопи офсет. Ҳуруфи адабӣ. Андозаи 60х90 1/16. Ҷузъи чопии шартӣ 30,0. Адади нашр 5000 нусха. Супориши №85/07.

Нашриёти "Адиб"-и Вазорати фарҳанги
Ҷумҳурии Тоҷикистон, 734018, ш. Душанбе,
кӯчаи Неъмат Қаробоев, 17а.

Дар матбааи нашриёти «ЭҶОД» чоп шудааст.
734025, ш. Душанбе, хиёбони Рӯдакӣ, 36.
Тел.: 221-95-43. E-mail: ejodfir@mail.ru.

ISBN 978-99947-32-77-7


